ББК 83.3 (0) 9 + 83.3 Тоҷик
С 38

«Гулистон»-и Шайх Муслиҳиддини Саъди ҳикоёти панду ҳикматҳои хирадмандонаро дар бар мекунад. Ин асари безаволи сухантирози бузург чи дар Шарқ, чи дар Ғарб асрҳост, ки диққати аҳли хирадро рабуда ва муҳаббати ононро ба худ афзуда, ҳамчун машъали ҳар як роҳи мушкил ва омузгори ҳаёт хидмат менамояд. Муаллиф чи хуш фармудааст:

Ба чӣ кор оядат зи гул табақе?
Аз «Гулистон»-и ман бубар варақе!
Гул ҳамин панҷ рӯзу шаш бошад,
В-ин Гулистон ҳамеша хуш бошад.



## АЗ ДЕБОЧА

... Як шаб таammули айёми ғузашта мекардам ва бар умри талафкарда таассуф мехӯрдам ва санги сарочаи дил ба алмоси оби дида месуфтам ва ин байтҳо муносиби ҳоли худ мегуфтам:

Ҳар дам аз умр меравад нафасе.
Чун нигаҳ мекунӣ, намонд басе.
Эй, ки панҷоҳ рафту дар хобӣ!
Магар ин панҷрӯза дарёбӣ?
Хиҷил он кас, ки рафту кор насохт.
Кӯси реҳлат[1] заданду бор насохт,
Хоби нӯшини бомдоди раҳил[2],
Боздорад пиёдаро зи сабил[3].
Ҳар кӣ омад иморате нав сохт,
Рафту манзил ба дигаре пардохт.
В-он дигар пухта ҳамчунин ҳавасе,
В-и иморат ба сар набурд касе.
Ёри нопойдор дӯст мадор,
Дӯстиро нашояд ин ғаддор.
Неку бад чун ҳаме бибояд мурд,
Хунук[4] он кас ки гӯи некӣ бурд...
Умр барф асту офтоби тамуз,
Андаке монду хоҷа ғарра ҳанӯз.

[1] **Кӯс** – ғабл. нағораи калон
[2] **Реҳил** – кӯчкунӣ
[3] **Сабил** – роҳ
[4] **Хунук** – чӣ хуш! Эй хушо!

Эй тиҳидаст, рафта дар бозор,
Тарсамат барнаёварӣ дастор.
Ҳар ки мазруи[1] худ бихӯрд хавид[2],
Вақти хирманш хӯша бояд чид.

Баъд аз тааммули ин маъни маслиҳат он дидам, ки дар нишемани узлат нишинаму домани суҳбат фарохуд[3] чинам ва дафтар аз гуфтаҳои парешон бишӯям ва минбаъд парешон нагуям.

Забон бурида ба кунҷе нишаста суммун букм[4],
Беҳ аз касе, ки набошад забонаш андар ҳукм.

То яке аз дустон, ки дар каҷова аниси ман буди ва дар ҳуҷра ҷалис[5] , ба расми қадим аз дар даромад, чандон ки нишоти мулоибат кард ва бисоти мудоибат[6] густард, ҷавобаш нагуфтам ва сар аз зонуи тааббуд[7] барнагирифтам, ранҷида нигаҳ карду гуфт:

Кунунат, ки имкони гуфтор ҳаст,
Бигу, эй бародар, ба лутфу хушӣ,
Ки фардо чу пайки аҷал даррасад,
Ба ҳукми зарурат забон баркашӣ!

Касе аз мутаалликони манаш бар ҳасби воқеа мутталеъ[8] гардонид, ки фалон азм кардааст ва ният ҷазм , ки бақияти умр муътакиф[9] нишинад ва хомӯшӣ гузинад. Ту низ, агар

---

1 Мазруъ – кишт
2 Хавид – ҷаву гандуми хӯшааш нопухта
3 Фарохуд – ба даври худ
4 Суммун букм – кар ва гунг
5 Ҷалис – ҳамнишин
6 Мудоибат – мазоҳ, шӯхӣ
7 Тааббуд – ибодат, изҳори бандагӣ
8 Мутталеъ – хабардор
9 Муътакиф – гӯшанишин (барои ибодат)

гавони, сари хеш гиру роҳи муночибат[1] пеш. Гуфто: «Ба хилвати азим ва суҳбати қадим, ки дам барнаёрам ва қадам барнадорам, магар он гаҳ, ки сухан гуфта шавад бар одати маълуф[2] ва тариқи маъруф, ки озурдани дӯстон чахл аст ва каффорати ямин[3] саҳл...»

Забон дар даҳон, эй хирадманд, чист?
Калиди дари ганчи соҳибҳунар.
Чу дар баста бошад, чӣ донад касе,
Ки чавҳарфуруш аст ё пилавар?[4]

* * *

Агарчи пеши хирадманд хомушӣ адаб аст,
Ба вақти маслиҳат он беҳ, ки дар сухан кӯшӣ,
Ду чиз тираи ақл аст: дам фурӯбастан
Ба вақти гуфтану гуфтан ба вақти хомӯшӣ!

Филчумла забон аз муколимаи ӯ гардондан муруввaт надонистам, ки ёр мувофиқ буду иродат содиқ.

Чу чанг оварӣ, бо касе барситез,
Ки аз вай гузират бувад ё гурез!

Ба ҳукми зарурат сухан гуфтем ва тафаррӯчкунон[5] берун рафтем дар фасли рабеъ[6], ки савлати бард[7] орамида буд ва авони[8] давлати вард[9] расида:

---

[1] Муночибат – дурӣ
[2] Маълуф – расмшуда, маъмул
[3] Каффорати ямин – чаримаи қасамшиканӣ
[4] Пилавар – хурдафуруш, чарчинфуруш
[5] Тафарруч – сайр, тамошо
[6] Рабеъ – фасли баҳор
[7] Бард – сармо
[8] Авон – вақт
[9] Вард – гули сурх

Пероҳани барг бар дарахтон,
Чу ҷомаи иди некбахтон.

* * *

Аввали урдибиҳиштмоҳи[1] ҷалолӣ[2],
Булбул гӯянда бар манобири қазбон[3].
Бар гули сурх аз нам ӯфтода лаолӣ[4]
Ҳамчу арақ бар узори шоҳиди ғазбон[5].

Шабро ба бӯстони яке аз дӯстон иттифоқи мабит[6] афтод, мавзее хушу хуррам ва дарахтони дилкаш дарҳам, гуфтӣ, ки хурдаи мино бар хокаш рехта ва иқди сурайё аз токаш овехта:

Он пур аз лолаҳои рангоранг,
В-ин пур аз меваҳои гуногун.
Бод дар сояи дарахтонаш,
Густаронида фарши бӯқаламун.

Бомдодон, ки хотири бозомадан бар раъйи нишастан ғолиб омад, дидамаш: домане гулу райҳон ва сунбулу займурон[7] фароҳам оварда ва оҳанги руҷӯъ карда. Гуфтам: «Гули бустонро, чунон ки донӣ, бақое ва аҳди гулистонро вафое набошад ва ҳукамо гуфтаанд: ҳар чи напояд, дилбастагиро нашояд». Гуфто: «Тариқ чист?» Гуфтам: «Барои нузҳати[8] нозирон ва фусҳати[9] хотирон китоби «Гулисто» тавонам тасниф кардан, ки боди хазонро бар варақи ӯ басти

---

[1] Урдубиҳишт – номи дуюми моҳи баҳор аз руи солшумории шамси
[2] Ҷалолӣ – ишора ба султон Ҷалолиддини салҷуқӣ, ки ин солшумории шамсӣ дар замони ӯ ҷорӣ карда шудааст
[3] Қазбон – шохҳои дарахтон
[4] Лаолӣ – ҷамъи лӯълӯ, яъне марворид
[5] Узор – рухсора; шоҳиди ғазбон – маҳбубаи ғазабнок
[6] Мабит – хоб
[7] Займурон – райҳони ёбоӣ
[8] Нузҳат – покизагӣ
[9] Фусҳати – кушодӣ, фарохӣ (оид ба дил ва хотир)

татовул[1] набошад ва гардиши замон айши рабеашро ба тайши[2] хариф[3] мубаддал накунад.

Ба чӣ кор оядат зи гул табақе?
Аз «Гулистон»-и ман бубар вараке!
Гул ҳами панҷ рӯзу шаш бошад,
В-ин «Гулистон» ҳамеша хуш бошад.

Ҳоле, ки ман ин ҳикоят бикардам, домани гул бирехт ва дар доманам овехт, ки алкариму изо ваада вафо[4] ва фасле ду ҳамон руз иттифоқи баёз афтод дар ҳусни муошират ва одоби муҳоварат[5] дар либосе, ки мутакаллимонро[6] ба кор ояд ва мутарассилонро[7] балоғат бияфзояд. Филҷумла, ҳануз аз гули бустон бақияте монда буд, ки китоби «Гулистон» тамом шуд...

* * *

Дигар арӯси фикри ман аз бечамоли сар барнаёрад ва дидаи яъс аз пушти пои хиҷолат барнадорад ва дар зумраи соҳибдилон мутаҷаллӣ нашавад, магар он ки мутаҳаллӣ[8] гардад... Бар ҳар як аз соири бандагон ва ҳавошӣ[9] хидмате мутаайин аст, ки агар дар адои бархе аз он таҳовун[10] ва такосул[11] раво доранд, дар маърази хитоб[12] оянд ва дар маҳалли итоб магар бар ин тоифаи дарвешон, ки шукри неъмати бузургон воҷиб аст ва зикри ҷамилу дуои хайр ва

[1] Татовул – таадди, зулм
[2] Тайш – шиддат
[3] Хариф – тирамоҳ
[4] Яъне, соҳиби карам, вақте ваъда дод, вафо мекунад
[5] Муҳоварат – гуфтугӯй, сӯҳбат
[6] Мутакаллимон – сухандонон
[7] Мутарассилон – котибон, нависандагон
[8] Мутаҳаллӣ – зинатёфта
[9] Ҳавошӣ – атрофиён
[10] Таҳовун – бепарвоӣ
[11] Такосул – бадӣ, касолат
[12] Маърази хитоб – ҷои бозхост, ҷои ҳисобгирӣ

адои чунин хидмате дар ғайбат авлотар аст, ки дар ҳазур ки он ба тасаннӯъ[1] наздик аст ва ин аз такаллуф дур, ба иҷобат макрун[2] бод!

Пушти дутои фалак рост шуд аз хуррами,
То чу ту фарзанд зод модари айёмро.
Ҳикмати маҳз аст агар лутфи ҷаҳонофарин,
Хос кунад бандае маслиҳати омро.
Давлати ҷовид ёфт, ҳар ки накӯном зист,
К-аз ақибаш зикри хайр зинда кунад номро.
Васфи туро гар кунанд, в-ар накунанд аҳли фазл,
Ҳоҷати машотта нест рӯи диломро.

...Тоифае аз ҳукамои Ҳиндустон дар фазоили Бузурҷмеҳр сухан мегуфтанд, ба охир ҷуз ин айбаш надонистанд, ки дар сухан гуфтан батеъ[3] аст, яъне даранги[4] бисёр мекунад ва мустамеъро[5] басе мунтазир бояд будан, то такрири[6] сухане кунад. Бузурҷмеҳр бишуниду гуфт: «Андеша кардан, ки чӣ гӯям, беҳ аз пушаймонӣ хӯрдан, ки чаро гуфтам».

Сухандони парварда, пири кӯҳан
Бияндешад, он гаҳ бигӯяд сухан.
Мазан бетааммул ба гуфтор дам,
Накӯ гӯй, агар дер гӯӣ, чӣ ғам?
Бияндеш в-онгаҳ баровар нафас,
В-аз он пеш бас кун, ки гӯянд: «Бас!»
Ба нутқ одами беҳтар аст аз давоб[7],
Давоб аз ту беҳ, гар нагӯӣ савоб.

---

[1] Тасаннӯъ - сохтагӣ, сунъигӣ
[2] Макрун - наздик
[3] Батеъ - суст
[4] Даранг - таваққуф, ист.
[5] Мастамеъ - шунаванда
[6] Такрир - баён
[7] Давоб - чорпоён

...Агар дар сиёқати[1] сухан далери кунам, шухи карда бошам ва бизоати музҷот[2] ба ҳазрати[3] азиз оварда ва шабаҳ[4] дар бозори ҷавҳариён ҷаве наярзад ва чароғ пеши офтоб партаве надорад ва мунораи баланд дар домани кӯҳи Алванд[5] паст намояд.

Ҳар ки гардан ба даъвӣ афрозад,
Хештанро ба гардан андозад.
Саъдӣ афтодаест озода,
Кас наёяд ба ҷанги афтода.
Аввал андеша в-он гаҳе гуфтор,
Пойбаст[6] омадасту пас девор.

Нахлбандӣ[7] донам, вале на дар бустон ва шоҳиде[8] фурӯшам, вале на дар Канъон. Луқмонро гуфтанд: «Ҳикмат аз кӣ омӯхтӣ?» Гуфт: «Аз нобиноён, ки то ҷой набинанд, пой наниҳанд.» Қаддимил хуруҷа, қабл ал валуҷи[9], мардиҳ биёзмой в-онгаҳ зан кун!

Гарчи шотир[10] бувад хурус ба ҷанг,
Чӣ занад пеши бози руинчанг[11]?

Аммо ба эътимоди сиати[12] ахлоқи бузургон, ки чашм аз авоиби зердастон бипушанд ва дар ифшои ҷароими[13]

[1] Сиёқат – тариқа, тарз
[2] Музҷот – ночиз, камарзиш
[3] Ҳазрат – остона
[4] Шабаҳ – мӯҳраи сиёҳ
[5] Алванд – кӯҳест дар наздикии шаҳри Хамадони Эрон
[6] Пойбаст – гаҳкурсӣ
[7] Нахлбадӣ – гули сунъи бофтан
[8] Шоҳид – хушрӯй, нозанин
[9] Яъне – пеш аз даромадан ҷораи баромаданро фикр кун
[10] Шотир – ҷусту ҷолок
[11] Рӯинчанг – оҳанинчангол
[12] Сиат – фарохӣ
[13] Ифшои ҷароим – фош кардани гуноҳҳо

кеҳтарон накӯшанд, калимае чанд ба тариқи ихтисор аз наводиру амсол ва шеъру ҳикоёт… дар ин китоб дарҷ кардем ва бархе аз умри гаронмоя бар ӯ харҷ. Мӯҷиби таснифи китоб ин буд.

Бимонад солҳо ин назму тартиб,
Зи мо хар зарра хок афтода ҷое.
Ғараз накшест, к-аз мо бозмонад,
Ки ҳастиро намебинам бакое.
Магар соҳибдиле рӯзе ба раҳмат
Кунад дар хакки дарвешон дуое.

…Имъони[1] назар дар тартиби китоб ва таҳзиби[2] абвоби эҷоз[3] аз он мухтасар омад, то ба малол наанҷомад:

Боби аввал – Дар сирати подшоҳон.
Боби дуюм – Дар ахлоки дарвешон.
Боби сеюм – Дар фазилати каноат.
Боби чорум – Дар фавоиди хомушӣ.
Боби панҷум – Дар ишк ва ҷавонӣ.
Боби шашум – Дар заъф ва пирӣ.
Боби ҳафтум – Дар таъсири тарбият.
Боби ҳаштум – Дар одоби суҳбат.

Дар он муддат, ки моро вакт хуш буд,
Зи ҳиҷрат шашсаду панҷоҳу шаш буд.
Муроди мо насиҳат буду гуфтем,
Ҳаволат бо худо кардему рафтем.



---

[1] Имъон – диққат
[2] Таҳзиб – покиза кардан
[3] Абвоб – бобҳо, эҷоз – кӯтоҳ, мухтасар



*Боби аввал*

# ДАР СИРАТИ ПОДШОҲОН

## ҲИКОЯТ

Подшоҳеро шунидам, ки ба куштани асире ишорат кард; бечора дар ҳолати навмедӣ маликро дашном додан гирифт ва сақат[1] гуфтан, ки гуфтаанд: «Ҳар ки даст аз ҷон бишуяд, ҳар чи дар дил дорад, бигӯяд».

Вақти зарурат чу намонад гурез,
Даст бигирад сари шамшери тез.

Малик пурсид: «Чӣ мегӯяд?» Яке аз вузарои некмаҳзар гуфт: «Эй худованд, ҳамегӯяд: «Валкозимин-ал-ғайз вал офина аниннос[2]». Маликро раҳмат омад ва аз сари хуни ӯ даргузашт. Вазири дигар, ки зидди ӯ буд, гуфт: «Абнои ҷинси моро[3] нашояд дар ҳазрати подшоҳон ҷуз ба рости сухан гуфтан. Ин маликро дашном дод ва носазо гуфт». Малик рӯй аз ин сухан дарҳам оварду гуфт: «Маро он дурӯғи вай писандидатар омад аз ин рост, ки ту гуфтӣ, ки рӯи он дар маслиҳате буд ва бинои ин бар хубсе[4] ва хирадмандон гуфтаанд: «Дурӯғи маслиҳатомез беҳ, ки рости фитнаангез...»

---

[1] Сақат – алфози бад, дашном

[2] Яъне: фурӯбарандагони хашм ва бахшандагони гуноҳи халқ

[3] Яъне: ҳамҷинсони мо, ҳамқаторони мо

[4] Хубс – хабисӣ, палидӣ

## ҲИКОЯТ

Яке аз мулуки Хуросон Маҳмуди Сабуктагинро ба хоб чунон дид, ки ҷумлаи вуҷуди ӯ рехта буд ва хок шуда, магар чашмони ӯ, ки ҳамчунон дар чашмхона ҳамегардид ва назар ҳамекард. Соири ҳукамо аз таъвили[1] он фурӯмонданд магар дарвеше, ки шарти хидмат ба ҷой овард ва гуфт: «Ҳануз нигарон аст, ки мулкаш бо дигарон аст».

Бас номвар ба зери замин дафн кардаанд,
К-аз ҳастияш ба руи замин-бар нишон намонд.
В-он пири лошаро, ки супурданд зери хок,
Хокаш чунон бихӯрд, к-аз ӯ устухон намонд!
Зиндаст номи фаррухи[2] Нушервон ба хайр,
Гарчи басе гузашт, ки Нушервон намонд.
Хайре кун, эй фалону ғанимат шумор умр,
З-он пештар, ки бонг барояд: «Фалон намонд»!

## ҲИКОЯТ

Маликзодаеро шунидам, ки кӯтоҳ буду ҳақир ва дигар бародаронаш баланду хубрӯй. Боре падар ба кароҳат ва истеҳқор[3] дар ӯ назар мекард. Писар ба фаросат ва истибсор[4] ба ҷой овард ва гуфт: «Эй падар, кӯтоҳи хирадманд беҳ ки нодони баланд. На ҳар чӣ ба қомат меҳтар, ба қимат беҳтар...

Он шунидӣ, ки лоғаре доно
Гуфт боре ба аблаҳе фарбеҳ:
«Аспи тозӣ, агар заиф бувад,
Ҳамчунон аз тавилае хар беҳ».

---

[1] Таъвил – таъбир
[2] Фаррух – муборак, нек
[3] Истеҳқор - ҳақир
[4] Истибсор – фаҳм

Падар бихандид ва аркони давлат announcement бинисандиданд ва бародарон ба ҷон биранҷиданд.

То мард сухан нагуфта бошад,
Айбу ҳунараш нуҳуфта бошад.
Ҳар беша гумон мабар, ки холист,
Шояд, ки паланг хуфта бошад.

Шунидам, ки маликро дар он қурб[1] душмане саъб[2] руй намуд. Чун лашкар аз ҳар ду тараф руй дар ҳам овардаид, аввал касе, ки ба майдон даромад, ин писар буд ва гуфт:

«Он на ман бошам, ки рузи ҷанг бини пушти ман,
Он манам, к-андар миёни хоку хун бини саре!
К-он ки ҷанг орад ба хуни ҳеш бози мекунад,
Рузи майдон в-он ки бигрезад ба хуни лашкаре».

Ин бигуфту бар сипоҳи душман зад ва тане чанд мардони кори бияндохт. Чун пеши падар омад, замини хидмат бибусиду гуфт:

«Эй ки шахси манат ҳақир намуд,
То дурушти ҳунар напиндори,
Аспи лоғармиён ба кор ояд
Рузи майдон на гови парвори[3]».

Овардаанд, ки сипоҳи душман бисёр буду инон андак. Ҷамоате оҳанги гурез карданд, писар наъраe заду гуфт: «Эй мардон, бикушед, то ҷомаи занон напушед!»

Саворонро ба гуфтани у таҳаввур[4] зиёдат гашт ва ба якбор ҳамла бурданд. Шунидам, ки ҳам дар он руз бар душман зафар ёфтанд. Малик (он писарро) сару чашмаш бибусиду дар канор гирифт ва ҳар руз назар беш кард, то

[1] Қурб – наздикӣ, қарибӣ
[2] Саъб – сахт пурхатар
[3] Парворӣ – парвардашуда
[4] Таҳаввур – шердилӣ, ҷасорат

валиаҳди хеш кард. Бародарон ҳасад бурданд ва заҳр дар таомаш карданд. Хоҳараш аз ғурфа[1] бидид, дарича бар ҳам зад. Писар дарёфт ва даст аз таом бозкашиду гуфт: «Маҳол аст агар хунарманд бимирад, ки беҳунар ҷои у бигирад.

Кас наёяд ба зери сояи бум,
В-ар ҳумой аз ҷаҳон шавад маъдум[2]».

Падарро аз ин ҳол огоҳӣ доданд. Бародаронашро бихонду гушмоле бавоҷиб[3] бидод, пас ҳар якро аз атрофи билод[4] ҳиссае марзи[5] муайян кард, то фитна бинишаст ва низоъ бархост, ки даҳ дарвеш дар гилеме бихуспанду ду подшоҳ дар иқлиме нагунҷанд.

Нимноне гар хӯрад марди худой,
Базли дарвешон кунад ними дигар.
Мулки иқлиме бигирад подшоҳ,
Ҳамчунон дар банди иқлиме дигар.

## ҲИКОЯТ

Тоифаи дуздони араб бар сари кӯҳе нишаста буданд ва манфази[6] корвон баста ва раияти булдон[7] аз макоиди[8] эшон маъруб[9] ва лашкари султон мағлуб. Ба ҳукми он, ки малозе манеъ[10] аз куллаи кӯҳе ба даст оварда буданд ва малҷау[11]

---

[1] Ғурфа   дарича
[2] Маъдум   нест у нобуд
[3] Бавоҷиб   сазовор
[4] Билод   кишварҳо
[5] Марзи   замин
[6] Манфаз   гузаргоҳ
[7] Булдон   шаҳрҳо
[8] Макоид   ҳилаҳо
[9] Маъруб   дарҳарос
[10] Малозе манеъ – паногоҳе баланд
[11] Малҷау   бехатар, ҷои бехавф

маъвои худ карда. Мудаббирони мамолики он тараф дар дафъи мазаррати[1] эшон машварат карданд, ки агар ин тоифа ҳам бар ин насақ[2] рӯзгоре мудовимат[3] намоянд, муковимат мумтанеъ[4] гардад:

Дарахте, ки акнун гирифтаст пой,
Ба неруи марде бароянд зи ҷой.
В-араш ҳамчунон рӯзгоре ҳилӣ[5],
Ба гардунаш аз бех барнагсалӣ[6].
Сари чашма шояд гирифтан ба бел,
Чу пур шуд нашояд гузаштан ба пил.

Сухан бар он муқаррар шуд, ки якеро ба таҷассус[7] баргумоштанд ва фурсат нигоҳ доштанд, то вақте ки бар сари қавме ронда буданду буқъа[8] холӣ монда. Тане чанд мардони воқеадидаи ҷангозмуда бифиристоданд, то дар шеъби ҷабал[9] пинҳон шуданд. Шабонгоҳ, ки дуздон бозомаданд – сафаркардаву ғоратоварда, силоҳ бикушоданду рахти ғанимат биниҳоданд. Нахустин душмане, ки бар сари эшон тохт, хоб буд, чанлоно, ки посе аз шаб бигузашт.

Қурси хуршед дар сиёҳӣ шуд,
Юнус андар даҳони моҳӣ шуд[10].

---

[1] Мазаррат – зараву зиён

[2] Насақ – тарз, равиш

[3] Мудовимат – давом

[4] Мумтанеъ – Яъне: тобоварӣ ғомумкин мешавад

[5] Ҳилӣ – монӣ, гузорӣ

[6] Барнагсалӣ – канда наметавонӣ

[7] Таҷассус – ҷосусӣ, дидбонии махфӣ;

[8] Буқъа – манзил

[9] Шеъби ҷабал – ғори зери кӯҳ

[10] Юнус – номи яке аз пайғамбарон, ки назар ба афсонаи динӣ гӯё ба шиками моҳӣ фурӯ рафта боз зинда баромада будааст. Ин мисраъ киноя аст аз фурӯ рафтани офтоб.

Мардони диловар аз камингоҳ бадар ҷастанд ва дасти якон-якон бар китф бастанд ва бомдодон ба даргоҳи малик ҳозир овардаанд, ҳамаро куштан фармуд. Дар он миён ҷавоне буд: меваи унфувони шабобаш[1] наврасида ва сабзаи гулистони узораш навдамида. Яке аз вузаро пои тахти маликро буса дод ва руи шафоат бар замин ниходу гуфт: «Ин ҷавон ҳамчунин аз бори зиндагонӣ бар нахӯрдааст ва аз райони[2] ҷавонӣ таматтӯъ[3] насфта. Таваккӯъ[4] ба карам ва ахлоки худованди чунон аст, ки ба бахшидани хуни ӯ бар банда миннат ниҳад».

Малик руй аз ин сухан дарҳам кашид ва мувофики раъи баландаш наомаду гуфт:

«Партави некон нагирад ҳар ки бунёдаш бад аст.
Тарбият ноаҳлро чун гирдакон[5] бар гунбад аст.

Насли фасоди инон мункатеъ[6] кардан авлотар аст ва беҳи табори эшон баровардан, ки оташ нишондану ахгар гузоштан ва афъи куштану бачааш нигоҳ доштан кори хирадмандон нест.

Абр агар оби зиндагӣ борад,
Ҳаргиз аз шохи бед бар нахӯрӣ,
Бо фурӯмоя рӯзгор мабар,
К-аз наи бурё шакар нахӯрӣ!»

Вазир чун ин сухан бишунид, тавъану карҳан[7] бинисандид ва бар ҳусни раъи малик офарин хонду гуфт: «Он чи худованд фармуд, айни ҳакикат аст, ки агар дар силки

---

[1] Унфувони шабоб ибтидои (тарутозагии) ҷавонӣ
[2] Район тароват
[3] Таматтуъ баҳра бурдан
[4] Таваккуъ умедворӣ
[5] Гирдакон чормағз
[6] Мункатеъ катъшуда, буридашуда
[7] Тавъан ва карҳан хоҳу нохоҳ, чору ночор

сухбати он бадон мунтазам мондӣ, табиати эшон гирифти, аммо банда умедвор аст, ки ба ишрати солеҳон тарбият пазирад ва хӯи хирадмандон гирад, ки ҳануз тифл аст ва сирати бағю иноди[1] он гуруҳ дар ниҳоди ӯ мутамаккин[2] нашудааст...»

Ин бигуфту тоифае аз нудамо ба шафоат ёр шуданд, то малик аз сари хуни ӯ даргузашт ва гуфт: «Бахшидам, агарчи маслиҳат надидам».

Дони, ки чи гуфт Зол бо Рустами гурд,
Душман натавон ҳақиру бечора шумурд.
Дидем басе, ки оби сарчашмаи хурд,
Чун бештар омад, шутуру бор бибурд.

Филҷумла, писарро ба нозу неъмат баровардан гирифт ва устоди адиб ба тарбияти ӯ насб кард[3], то ҳусни хитоб ва радди ҷавобаш даромӯхт ва соири одоби хидмати мулукаш таълим кард, чунон ки дар назари бузургон писанд омад. Боре вазир аз шамоили ӯ дар ҳазрати[4] малик шаммае мегуфт, ки тарбияти оқилон дар ӯ асар кардааст ва ҷаҳли қадим аз ҷибиллати[5] ӯ бадар бурда. Маликро аз ин сухан табассум омаду гуфт:

Оқибат гургзода гург шавад,
Гарчи бо одамӣ бузург шавад.

Соле ду бар ин баромад, тоифаи авбоши маҳаллат дар ӯ пайвастанд ва ақди мувофиқат бастанд, то ба вақти фурсат (он ҷавон) вазир ва ҳар ду писарашро бикушт ва неъмати беқиёс бардошту дар мағораи[6] дуздон ба ҷои падар бини-

---

[1] Бағю инод – саркашӣ, гарданшахӣ
[2] Матамаккин – ҷойгир
[3] Насб кард – таъин кард
[4] Ҳазрат – дар ин ҷо ба маънии ҳозир будан, ҳузур
[5] Ҷибиллат – табиат, сиришт
[6] Мағора – ғор

шаст ва осӣ[1] шуд. Малик дасти таҳассур[2] ба дандон газидан гирифт ва гуфт:

Шамшери нек з-оҳани бад чун кунад касе?
Нокас ба тарбият нашавад, эй ҳаким кас!
Борон, ки дар латофати табъаш хилоф нест,
Дар боғ лола рӯяду дар шӯрабум[3] хас.

* * *

Замини шӯра сунбул барнаёрад,
Дар ӯ тухму амал зоеъ магардон!
Накӯӣ бо бадон кардан чунон аст,
Ки бад кардан ба ҷои некмардон.

## ҲИКОЯТ

Сарҳангзодаеро[4] дар сарои Ӯғулмиш[5] дидам, ки ақлу киёсат[6] ва фаҳму фаросате зоидулвасф[7] дошт, ҳам аз хурдӣ осори бузургӣ дар носияи[8] ӯ пайдо.

Болои сараш зи ҳушманди
Метофт ситораи баландӣ[9].

Филҷумла, мақбули назари султон омад, ки ҷамоли сурату маънӣ дошт ва хирадмандон гуфтаанд: «Тавонгарӣ ба ҳунар аст, на ба мол ва бузургӣ ба ақл аст, на ба сол». Абнои ҷинси ӯ бар мансаби ӯ ҳасад бурданд ва ба хиёнаташ

---

[1] Осӣ – саркаш, ёғӣ
[2] Таҳассур – ҳасрату надомат
[3] Шӯрабум – шӯрзамин
[4] Сарҳанг – сардори лашкар
[5] Ӯғулмиш – номи як подшоҳи турк
[6] Киёсат – доной, зиракӣ
[7] Зоидулвасф – берун аз ҳадди таъриф
[8] Носия – пешонӣ, ҷабин
[9] Яъне: ситораи хушбахтӣ

муттаҳам карданд ва дар куштани у саъи бефоида намуданд.

Душман чӣ кунад, чу меҳрубон бошад дӯст?

Малик пурсид, ки муҷиби хасмии инон[1] дар ҳаққи ту чист? Гуфт: «Дар сояи давлати худовандӣ, дома мулкаҳу[2], ҳамгинонро[3] розӣ кардам, магар ҳасудро, ки розӣ намешавад, илло ба заволи неъмати ман ва иқболу давлати худовандӣ...

Тавонам ин ки наёзорам андаруни касе,
Ҳасудро чи кунад, к-у зи худ ба ранҷ-дар аст[4],
Бимир, то бираҳӣ, эй ҳасуд, к-ин ранҷест,
Ки аз машаққати он ҷуз ба марг натвон раст!

* * *

Шӯрбахтон ба орзу хоҳанд
Муқбилонро[5] заволи неъмату ҷоҳ.
Гар набинад ба рӯз шабпарачашм[6],
Чашмаи офтобро чи гуноҳ?
Рост хоҳӣ ҳазор чашми чунон,
Кӯр беҳтар, ки офтоб сиёҳ!

## ҲИКОЯТ

Якеро аз мулуки Аҷам ҳикоят кунанд, ки дасти татовул[7] ба моли раият дароз карда буд ва ҷабру азият огоз карда, то ба ҷое, ки халқ аз макоиди[8] феълаш ба ҷаҳон бирафтанд ва

---

1 Яъне: сабаби душмании инҳо
2 Дома мулкаҳу – подшоҳияш бардавом бод
3 Ҳамгинон – ҳама касон
4 Яъне: ҳасадбаранда аз феълу худ дар азоб аст
5 Муқбилон – хушбахтон
6 Шабпарачашм – касе, ки чашмаш монанди чашми шабпарак ба рушноӣ тоб надорад
7 Татовул – таҷовуз
8 Макоид – ҳилаҳо, фиребҳо

аз курбати[1] чабраш рохи гурбат гирифтанд. Чун раият кам шуд, иртифои[2] вилоят нуқсон пазируфт ва хазина тиҳӣ монд ва душманон зӯр оварданд.

Ҳар ки фарёдраси рӯзи мусибат хоҳад,
Гу: дар айёми саломат ба чавонмардӣ кӯш.
Бандаи халқабагӯш ар нанавозӣ, биравад,
Лутф кун, лутф, ки бегона шавад ҳалқа ба гуш!

Боре ба мачлиси ӯ дар китоби «Шоҳнома» мехонданд дар заволи мамлакати Заҳҳок ва аҳди Фаридун. Вазир маликро пурсид: «Ҳеч тавон донистан, ки Фаридун, ки ганчу мулку ҳашам надошт, чӣ гуна бар ӯ мамлакат муқаррар шуд?» Гуфт: «Он чунон ки шунидӣ халқе бар ӯ ба таассуб[3] гирд омаданд ва тақвият карданд, подшоҳӣ ёфт». Гуфт: «Эй малик, чун гирд омадани халқе мӯчиби подшоҳист, ту мар халқро парешон барои чӣ мекунӣ? Магар сари[4] подшоҳи кардан надорӣ?

Ҳамон беҳ, ки лашкар ба чон парварӣ,
Ки султон ба лашкар кунад сарварӣ».

Малик гуфт: «Мӯчиби гирд омадани сипоҳу раият чӣ бошад?» Гуфт: «Подшоҳро карам бояд, то бар ӯ гирд оянд ва раҳмат, то дар паноҳи давлаташ эмин нишинанд ва туро ин ҳар ду нест.

Накунад чаврпеша султони,
Ки наояд зи гург чӯпонӣ.
Подшоҳе, ки тарҳи зулм афканд,
Пои девори мулки хеш биканд».

---

[1] Курбат сахтӣ
[2] Иртифоъ махсули зироат
[3] Таассуб дар ин чо ба маънии пуштибонӣ ва ҳимоят
[4] Сар - ният, хаёл

Маликро панди вазири носех[1] мувофики табъи мухолиф наомад: рӯй аз ин сухан дарҳам кашиду ба зиндонаш фиристод. Басе барнаомад ки[2] банӣ ами[3] султон ба мунозиат[4] хестанд ва ба муқовимат лашкар оростанд ва мулки падар хостанд[5]. Қавме, ки аз дасти татовули ӯ ба ҷон омада буданд ва парешоншуда, бар эшон гирд омаданд ва тақвият[6] карданд, то мулк аз тасарруфи ин бадар рафт ва бар онон муқаррар шуд.

Подшоҳе, к-ӯ раво дорад ситам бар зердаст,
Дӯстдораш рӯзи сахтӣ душмани зӯровар аст.
Бо раият сулҳ кун в-аз ҷанги хасм эмин нишин,
З-он ки шоҳаншоҳи одилро раият лашкар аст.

## ҲИКОЯТ

Подшоҳе бо ғуломе аҷамӣ дар киштӣ нишаст ва ғулом дигар[7] дарё надида буд ва меҳнати киштӣ наёзмуда. Гиряву зорӣ дарниҳод[8] ва ларза бар андомаш афтод, чандон ки мулотифат[9] карданд, ором намегирифт ва айши малик аз ӯ мунағғас[10] буд. Чора надонистанд. Ҳакиме дар он киштӣ буд, маликро гуфт: «Агар фармон деҳӣ, ман ӯро ба тариқе хомӯш гардонам». Гуфт: «Ғояти лутфу карам бошад». Бифармуд, то ғуломро ба дарё андохтанд, боре чанд ғӯта хӯрд, мӯяш гирифтанду пеши киштӣ оварданд, ба ду даст дар сук-

---

[1] Носеҳ – насиҳатгар
[2] Яъне: – дере нагузашта
[3] Банӣ ам – писарони амак
[4] Мунозиат – низоъ
[5] Хостанд – дар мавриди якӯм ба маънии бархестанд, дар мавриди дӯйюм ба маънии талаб карданд
[6] Тақвият – қувватдиҳанда
[7] Дигар – дар ин ҷо ба маънии пеш аз ин
[8] Дарниҳод – сар кард
[9] Мулотифат – лутфу меҳрубонӣ
[10] Мунағғас – талх, тира

кони[1] кишти овехт, чун баромад, ба гӯшае бинишаст ва ором ёфт. Маликро аҷаб омад, (аз ҳаким) пурсид: «Дар ин чи ҳикмат буд?» Гуфт: «Аз аввал меҳнати ғарқ шудан начашида буд ва қадри саломати киштӣ намедонист. Ҳамчунин қадри офият касе донад, ки ба мусибате гирифтор ояд.

Эй сер, туро нони ҷавин хуш нанамояд,
Маъшуқи ман аст он, ки ба наздики ту зишт аст,
Ҳурони биҳиштиро дӯзах бувад аъроф[2],
Аз дӯзахиён пурс, ки аъроф биҳишт аст!

* * *

Фарқ аст миёни он ки ёраш дар бар,
То он ки ду чашми интизораш бар дар.

## ҲИКОЯТ

Ҳурмузро[3] гуфтанд: «Вазирони падарро чи хато диди, ки банд фармудӣ?» Гуфт: «Хатое маълум накардам ва лекин дидам, ки маҳобати ман дар дили эшон бекарон аст ва бар аҳди ман эътимоди куллӣ надоранд, тарсидам, ки аз биме газанди хеш оҳанги[4] ҳалоки ман кунанд, пас қавли ҳукаморо кор бастам[5], ки гуфтаанд:

Аз он, к-аз ту тарсад, битарс, эй ҳаким
В-агар бо чун ӯ сад барой ба ҷанг!
Набинӣ, ки чун гурба оҷиз шавад,
Барорад ба чангол чашми паланг.
Аз он мор бар пои рой[6] занад,
Ки тарсад сарашро бикӯбад ба санг.

---

[1] Суккон – рули киштии бодбондор
[2] **Аъроф** – дар ақидаи аҳли дин: ҷоест байни дӯзах ва биҳишт
[3] **Ҳурмуз** – писари подшоҳ Нӯшервон
[4] **Оҳанг** – қасд
[5] **Яъне**: амал кардам
[6] Рой – чӯпон

## ҲИКОЯТ

Яке аз мулуки араб ранҷур буд дар ҳолати пирӣ ва умеди зиндагонӣ қатъ карда, ки саворе аз дар даромаду башорат[1] дод, ки фалон қалъаро ба давлати худованд кушодем ва душманон асир омаданду сипоҳ ва раияти он тараф ба ҷумлагӣ мутеи фармон гаштанд. Малик нафасе сард баровarду гуфт: «Ин мужда маро нест, душманонамрост, яъне ворисони мамлакат.

Бад-ин умед ба сар шуд, дареғ умри азиз,
Ки он чи дар дилам аст, аз дарам фароз ояд.
Умеди баста баромад, вале чӣ фоида з-онк,
Умед нест, ки умри гузашта бозояд».

## ҲИКОЯТ

Бар болини турбати Яҳё-пайғамбар муътакиф[2] будам дар ҷомеи Димишқ, ки яке аз мулуки араб, ки ба беинсофи мансуб буд, иттифоқан ба зиёрат омаду намоз кард ва ҳоҷат хост...

Он гоҳ маро гуфт: «Аз он ҷо ки ҳиммати дарвешон аст ва сидқи муомилати эшон, хотире ҳамроҳи ман кунед[3] ки аз душмани саъб[4] андешанокам». Гуфтамаш:

«Бар раияти заиф раҳмат кун, то аз душмани қавӣ заҳмат набинӣ!»

Ба бозувони тавонову қуввати сари даст,
Хатост панҷаи мискини нотавон бишкаст.
Битарсад он, ки бар афтодагон набахшояд,
Ки гар зи пой дароядкасаш нагирад даст.

---

[1] Башорат – хабари хуш
[2] Муътакиф – гӯшанишин
[3] Яъне: маро дуо кунед
[4] Саъб – сахт, қаттол

Ҳар он ки тухми бадӣ кишту чашми некӣ дошт.
Димоғи беҳуда пухту хаёли ботил баст.
Зи гӯш пунба бурун ору доди халқ бидеҳ[1],
В-агар ту менадиҳӣ дод, рӯзи доде ҳаст!

* * *

Бании одам аъзои якдигаранд,
Ки дар офариниш зи як гавҳаранд.
Чу узве ба дард оварад рӯзгор,
Дигар узвҳоро намонад қарор.
Ту к-аз меҳнати дигарон беғами,
Нашояд, ки номат ниҳанд одамӣ!

## ҲИКОЯТ

Дарвеше мустаҷобуддаъва[2] дар Бағдод падид омад. Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуфро[3] хабар карданд, бихондашу гуфт: «Дуои хайре бар ман бикун!» Гуфт: «Худоё, ҷонаш бистон!» Гуфт: «Аз баҳри худо, ин чӣ дуост?» Гуфт: «Ин дуои хайр аст туро ва ҷумлаи мусулмононро!»

Эй забардасти зердастозор!
Гарм то кай бимонад ин бозор?
Ба чӣ кор оядат ҷаҳондорӣ?
Мурданат беҳ, ки мардумозорӣ!

## ҲИКОЯТ

Яке аз мулуки беинсоф, порсоеро пурсид: «Аз ибодатҳо кадом фозилтар аст?» Гуфт: «Туро хоби нимрӯз, то дар он як нафас халқро наёзорӣ!»

---

[1] Яъне: ба доди халқ рас
[2] Яъне: дуояш иҷобатшаванда
[3] Ҳаҷҷоҷ – номи яке аз амирони араб аст, ки дар золимӣ шӯҳрат ёфтааст

Золимеро хуфта дидам ними рӯз,
Гуфтам: ин фитнаст, хобаш бурда беҳ.
В-он, ки хобаш беҳтар аз бедорӣ аст,
Он чунон бадзиндагонӣ мурда беҳ!

## ҲИКОЯТ

Яке аз подшоҳони пешин дар риояти[1] мамлакат сустӣ кардӣ ва лашкар ба сахтӣ доштӣ. Лочарам[2] душмане саъб рӯй намуд, ҳама пушт бидоданд.

Чу доранд ганҷ аз сипоҳӣ дареғ,
Дареғ оядаш даст бурдан ба теғ.

Якеро аз онон, ки ғадр[3] карданд, бо ман дӯстӣ буд, маломат кардаму гуфтам: «Дун аст ва бесипосу сифла ва ноҳақшинос, ки ба андак тағири ҳол аз маҳдуми[4] қадим баргардад ва ҳуқуқи неъмати солҳо дарнавардад[5]». Гуфт: «Агар ба карам маъзур дорӣ, шояд[6], ки аспам дар ин воқеа беҷав буд ва намадзинам ба гарав ва султон, ки ба зар бо сипоҳӣ бахилӣ кунад, бо ӯ ба ҷон ҷавонмардӣ натавон кард».

Зар бидеҳ марди сипоҳиро, то сар биниҳад,
В-агараш зар надеҳӣ, сар биниҳад дар олам[7].

## ҲИКОЯТ

Сиёҳгӯшро[1] гуфтанд: «Туро мулозимати сӯҳбати Шер ба

---

[1] Риоят – нигаҳдорӣ
[2] Лочарам – ночор
[3] Ғадр – бевафоӣ
[4] Маҳдум – хӯҷаин
[5] Дарнавардад – фаромӯш кунан
[6] Шояд – дар ин ҷо ба маънии сазовор аст
[7] Сар ниҳодан – дар мисраи якӯм: аз ҷон гузаштан, дар мисраи дӯйюм: сари худро гирифта ба ягон ҷо рафтан

чӣ ваҷҳ ихтиёр афтод?». Гуфт: «То фазлаи[2] сайдаш мехӯрам ва аз шарри душманон дар паноҳи савлати ӯ зиндагонӣ мекунам». Гуфтанд: «Акнун, ки ба зилли[3] ҳимояташ даромади ва ба шукри неъматаш эътироф кардӣ, чаро наздиктар наёӣ, то ба ҳалқаи хосонат дарорад ва аз бандагони мухлисат шуморад?». Гуфт: «Ҳамчунон аз батши[4] ӯ эмин нестам».

Агар сад сол габр[5] оташ фурӯзад,
Ба як дам, к-андар ӯ афтад, бисӯзад.

Афтад[6], ки надими[7] ҳазрати султонро зар биёяд ва бошад, ки сар биравад ва ҳукамо гуфтаанд: Аз талаввуни[8] табъи подшоҳон барҳазар бояд будан, ки вақте ба саломе биранҷанд ва дигар вақт ба дашноме хилъат диҳанд ва овардаанд, ки зарофати бисёр кардан ҳунари надимон асту айби ҳакимон».

Ту бар сари қадри хештан бошу виқор,
Бозию зарофат ба надимон бигузор!

## ҲИКОЯТ

Яке аз рафиқон шикояти рӯзгори номусоид ба назди ман овард, ки кифофи[9] андак дорам ва аёли бисёр ва тоқати бори фоқа[10] намеорам ва борҳо дар дилам омад, ки ба иқлиме

---

[1] Сиёҳгӯш – ҳайвони даррандаест хурдтар аз саг
[2] Фазла – боқимондаи хӯрок
[3] Зил – соя
[4] Батш – ҳамла, ҳуҷум
[5] Габр – пайрави мазҳаби зардушт, ки оташро бисёр ҳурмат мекунад
[6] Яъне: чунин воқеа мешавад, ки...
[7] Надим – ҳамсӯҳбати хос
[8] Талаввун – рангорангӣ
[9] Кифоф – даромад
[10] Фоқа – фақирӣ

дигар нақл кунам[1], то дар ҳар он сурат, ки зиндагонӣ карда шавад, касеро бар неку бади ман иттилоъ набошад.

Бас гурсна хуфт, кас надонист, ки кист?
Бас ҷон ба лаб омад, ки бар ӯ кас нагирист.

Боз аз шамотати аъдо[2] барандешам, ки ба таъна дар қафои ман биханданд ва саъи маро дар ҳаққи аёл бар адами мурувват ҳамл кунанд ва гӯянд:

Бубин он беҳамиятро, ки ҳаргиз
Нахоҳад дид рӯи некбахтӣ,
Таносонӣ гузинад хештанро,
Зану фарзанд бигзорад ба сахтӣ.

Ва дар илми муҳосибат, чунон ки маълум аст, чизе донам; агар ба ҷоҳи[3] шумо шуғле муайян шавад, ки муҷиби ҷамъияти хотир бошад, бақияти умр аз ӯҳдаи шукри он неъмат берун омадан натавонам». Гуфтам: «Амали подшоҳ, эй бародар, ду тараф дорад: умеди нон ва бими ҷон ва хилофи раъи хирадмандон аст, бад-он умед дар ин бим афтодан.

Кас наёяд ба хонаи дарвеш,
Ки хироҷи замину боғ бидеҳ.
Ё ба ташвишу ғусса розӣ бош,
Ё ҷигарбанд[4] пеши зоғ бинеҳ».

Гуфт: «Ин муносиби ҳоли ман нагуфтӣ ва ҷавоби саволи ман наёвардӣ. Нашунидаӣ, ки ҳар кӣ хиёнат варзад, пушташ аз ҳисоб биларзад.

---

[1] Яъне: сафар кунам

[2] Яъне: аз ришханди душманон, метарсам, ки ин кӯшиши маро дар ҳаққи аҳлу аёлам беинсофӣ нашуморанд

[3] Ба ҷоҳи шумо – аз баракати мартабаи шумо

[4] Ҷигарбанд – банди ҷигар

Ростӣ мӯҷиби ризои худост,
Кас надидам, ки гум шуд аз раҳи рост.

Ва ҳукамо гӯянд: «Чор кас аз чор кас ба ҷон биранҷанд: ҳаромӣ аз султон ва дузд аз посбон ва фосиқ аз ғаммоз[1] ва руспӣ[2] аз мӯҳтасиб[3] ва онро, ки ҳисоб пок аст, аз муҳосиба чӣ бок аст?

Макун фарохравӣ дар амал, агар хоҳӣ,
Ки вақти рафъи ту бошад маҷоли душман танг.
Ту пок бошу мадор аз кас, эй бародар, бок!
Зананд ҷомаи нопок гозурон[4] бар санг».

Гуфтам: «Ҳикояти он рубоҳ муносиби ҳоли туст, ки диданд-аш гурезон ва бехиштан — афтону хезон. Касе гуфташ: «Чӣ офат аст, ки мӯҷиби чандин махофат[5] аст?» Гуфто: «Шунидаам, ки шутурро ба сухра[6] мегиранд». Гуфт: «Эй сафеҳ, шутурро бо ту чӣ муносибат асту туро бо чӣ мушобеҳат?». Гуфт: «Хомуш, ки агар ҳасудон ба ғараз гӯянд «ин ҳам бачаи шутур аст» ва гирифтор оям, кӣ ғами тахлиси[7] ман дорад, то тафтиши ҳоли ман кунад ва то тарёқ[8] аз Ироқ оварда шавад, моргазида мурда бувад».

Туро ҳамчунин фазл асту диёнату тақво ва амонат, аммо мутаанитон[9] дар каминанд ва муддаиён[10] гӯшанишин, агар он чи ҳусни сирати туст, ба хилофи он тақрир[11] кунанд ва дар маърази хитоби подшоҳ афтӣ, дар он ҳолат ки-

[1] Ғаммоз – суханчин
[2] Руспӣ – фоҳиша
[3] Мӯҳтасиб – амалдори назораткунандаи иҷрои қонунҳои шариат
[4] Гозурон – шустагарон, либосшӯён
[5] Махофат – хавф
[6] Сухра – кори маҷбурӣ
[7] Тахлис – халосӣ
[8] Тарёқ – даво, дору
[9] Мутаанитон – аёбҷӯён, хурдагирон
[10] Муддаӣ – иддаокунанда, рақиб
[11] Тақрир – баён

ро маҷоли мақолат[1] бошад? Пас маслиҳат он бинам, ки мулки қаноатро ҳаросат кунӣ ва тарки раёсат гӯӣ.

Ба дарё-дар манофеъ бешумор аст,
В-агар хоҳӣ саломат, бар канор аст».

Рафиқ ин сухан бишуниду ба ҳам баромад[2] ва рӯй аз ҳикояти ман дар ҳам кашид ва суханҳои ранҷишомез гуфтан гирифт, ки ин чӣ ақлу кифоят аст ва фаҳму дироят?[3] Қавли ҳукамо дуруст омад, ки гуфтаанд: «Дӯстон дар зиндон ба кор оянд, ки бар суфра ҳамаи душманон дӯст намоянд».

Дӯст машмор он ки дар неъмат занад
Лофи ёрию бародархондагӣ.
Дӯст он бошад, ки гирад дасти дӯст
Дар парешонҳолию дармондагӣ.

Дидам, ки мутаҳайир мешавад ва насиҳат ба ғараз мешунавад, ба наздики соҳибдевон рафтам, ба собиқаи маърифате[4], ки дар миёни мо буд, сурати ҳолаш баён кардам ва аҳлияту истеҳқоқаш[5] бигуфтам, то ба кори мухтасаре насб карданд. Чанде бар ин баромад, лутфи табъашро бидиданд ва ҳусни тадбирашро бписандиданд ва кораш аз он даргузашт, ба мартабате волотар аз он мутамаккин[6] шуд. Ҳамчунин наҷми саодаташ дар тараққӣ буд, то ба авҷи иродат[7] бирасид ва муқарраби[8] ҳазрати султон ва мушорунилайҳ[9] ва мӯътамадуналайҳ гашт. Бар саломати ҳолаш шодмонӣ кардам ва гуфтам:

---

[1] Мақолат – гуфтугӯ
[2] Яъне: дилтанг шуд, ранҷид
[3] Дироят – донистан, доноӣ
[4] Собиқаи маърифат – шиносоии пешина
[5] Истеҳқоқ – лаёқат
[6] Мутамаккин – ҷойгир, муқаррар
[7] Иродат – дар ин ҷо ба маънии марҳамат, илтифот
[8] Муқарраб – наздик
[9] Мушорунилайҳ – шахси номбаршуда, шахси ишоратшуда, мӯътамадуналайҳ – шахсе, ки ба вай эътимод карда шудааст

Зи кори баста маяндешу дил шикаста мадор.
Ки оби чашмаи ҳайвон[1] даруни торикист.

* * *

Манишин рӯтуруш аз гардиши айём. ки сабр.
Гарчи талх аст валекин бари ширин дорад.

Дар он қурбат[2] маро бо тоифаи ёрон иттифоқи сафар афтод. Чун аз зиёрати Макка бозомадам, ду манзилам истиқбол кард. Зоҳири ҳолашро дидам: парешон ва дар ҳайати дарвешон. Гуфтам: «Чӣ ҳолат аст?» Гуфт: «Он чунон ки ту гуфтӣ, тоифае ҳасад бурданд ва ба хиёнатам мансуб карданд ва малик... дар кашфи ҳақиқати он истиқсо[3] нафармуд ва ёрони қадиму дӯстони ҳамим[4] аз калимаи ҳақ хомӯш шуданд ва сӯҳбати[5] дерин фаромӯш карданд.

Набинӣ, ки пеши худованди ҷоҳ,
Ниёишкунон даст бар бар[6] ниҳанд;
Агар рӯзгораш дарорад зи пой,
Ҳама оламаш пой бар сар ниҳанд.

Филҷумла, ба анвои уқубат гирифтор будам, то дар ин ҳафта ки муждаи саломати ҳуҷҷоҷ[7] бирасид, (шоҳ) аз бандигаронам халос кард ва мулки маврусам[8] хос. Гуфтам: «Он навбат ишорати ман қабулат наёмад, ки гуфтам:«Амали подшоҳон чун сафари дарёст[9] хатарнок ва судманд: ё ганҷ баргирӣ ё дар тилисм бимирӣ.

---

[1] Чашмаи ҳайвон – оби ҳаёти афсонавӣ
[2] Қурбат – наздикӣ
[3] Истиқсо – мулоҳизаи чуқур
[4] Ҳамим – наздик
[5] Сӯҳбат – дар ин ҷо ба маънии дӯстӣ, ҷӯрагӣ
[6] Бар – сандуқи дил, сина
[7] Ҳуҷҷоҷ – ҳоҷиён, одамони ҳаҷкарда
[8] Маврус – меросмонда
[9] Дарё – баҳр

Ё зар ба ҳар ду даст кунад хоҷа дар канор,
Ё мавҷ рӯзе афканадаш мурда бар канор».

Маслиҳат надидам аз ин беш реши дарунаш ба маломат харошидан ва намак пошидан. бад-ин калима ихтисор кардам:

«Надонистӣ, ки бини банд бар пой
Чу дар гӯшат наёмад панди мардум;
Дигар раҳ[1], чун надорӣ тоқати неш,
Макун ангушт дар сӯрохи каждум!»

## ҲИКОЯТ

Овардаанд, ки Нӯшервони одилро дар шикоргоҳе сайде кабоб карданд ва намак набуд. Ғуломе ба рӯсто рафт, то намак орад, Нӯшервон гуфт: «Намак ба қимат биситон[2], то расме нашавад ва деҳ хароб нагардад». Гуфтанд: «Аз ин қадар чӣ халал ояд?» Гуфт: «Бунёди зулм дар ҷаҳон аввал андаке будааст. хар ки омад бар ӯ мазиде[3] кард. то бадин ғоят расид».

Агар зи боғи раият малик хӯрад себе,
Бароваранд ғуломони ӯ дарахт аз бех,
Ба панҷ байза[4], ки султон ситам раво дорад,
Зананд лашкариёнаш ҳазор мурғ ба сех[5].

## ҲИКОЯТ

Омилеро[6] шунидам, ки хонаи раият хароб кардӣ, то хазонаи султон обод кунад. Бехабар аз қавли хакимон, ки гуфтаанд: «Ҳар кӣ худойро биёзорад, то дили халқе ба даст

---

[1] Раҳ – дафъа, маротиба
[2] Яъне: намакро ба пул харида гир
[3] Мазид – илова
[4] Байза – тухми мурғ
[5] Сех – сихи кабоб
[6] Омил – амалдор

орад, худованди таоло ҳамон халқро бар ӯ гуморад[1], то димор[2] аз рӯзгораш барорад».

Оташи сӯзон накунад бо сипанд[3].
Он чи кунад дуди дили дардманд.

Сари ҷумлаи ҳайвонот, гӯянд, ки шер аст ва камтарини ҷонварон хар ва ба иттифоқ хари борбар, беҳ ки шери мардумдар.

Мискин хар агарчи бетамиз аст.
Чун бор ҳамебарад азиз аст.
Говону харони борбардор
Беҳ з-одамиёни мардумозор.

Бозомадем ба ҳикояти вазири ғофил. Маликро тарфе[4] аз замоими[5] ахлоқи ӯ ба қароин маълум шуд, дар шиканҷа кашиду ба анвои уқубат бикушт.

Ҳосил нашавад ризои султон,
То хотири бандагон наҷӯӣ.
Хоҳӣ, ки худой бар ту бахшад,
Бо халқи худой кун накуи.

Овардаанд, ки яке аз ситамдидагон бар ӯ бигзашт, ва дар ҳоли табоҳи ӯ тааммул[6] карду гуфт:

«На ҳар кӣ қуввати бозую мансабе дорад,
Ба салтанат бихӯрад моли мардумон ба гизоф[7],
Тавон ба ҳалқ фурӯ бурдан устухони дурушт,
Вале шикам бидарад, чун бигирад[8] андар ноф.

---

[1] Гуморад – вазифадор мекунад
[2] Димор – ҳалок, нобудӣ
[3] Сипанд – ҳазорсипанд
[4] Тарфе – қисме, баъзе
[5] Замоим – бадиҳо
[6] Тааммул – бо диққат мулоҳиза кардан
[7] Ба гизоф – бекора, ноҳақ, муфт
[8] Бигирад – дармонад, банд шавад

* * *

Намонад ситамгори бадрӯзгор,
Бимонад бар ӯ лаънати пойдор.

## ҲИКОЯТ

Мардумозореро ҳикоят кунанд, ки санге бар сари солеҳе зад. Дарвешро маҷоли интиқом набуд, сангро нигоҳ ҳамедошт, то замоне, ки маликро бар он лашкари хашм омаду дар чоҳ кард. Дарвеш андар омаду санг дар сараш кӯфт. Гуфто: «Ту кистӣ ва маро ин санг ҷаро задӣ?» Гуфт: «Ман фалонам ва ин ҳамон санг аст, ки дар фалон гаърих бар сари ман задӣ». Гуфт: «Чандин рӯзгор куҷо будӣ?». Гуфт: «Аз ҷоҳат[1] меандешидам, акнун ки дар чоҳат дидам, фурсат ғанимат донистам».

Носазоеро, ки бинӣ бахтёр,
Оқилон таслим карданд ихтиёр.
Чун надорӣ нохуни дарранда тез,
Бо бадон он беҳ, ки кам гирӣ ситез!
Ҳар кӣ бо пӯлодбозу panҷа кард,
Соиди[2] симини худро ранҷа кард.
Бош, то дасташ бибандад рӯзгор,
Пас ба коми дӯстон мағзаш барор!

## ҲИКОЯТ

Золимеро ҳикоят кунанд, ки ҳезуми дарвешон харидӣ ба ҳайф[3] ва тавонгаронро додӣ ба тарх[4]. Соҳибдиле бар ӯ гузар карду гуфт:

---

[1] Ҷоҳ – мартабаи ҳукмронӣ
[2] Соид – бозу
[3] Ҳайф – дар ин ҷо ба маънии зулму зӯрӣ
[4] Тарх – молеро бо нархи гарон ба зердастони худ ба тарзи маҷбурӣ фурӯхтани подшоҳон ва амалдорон

«Морӣ ту, ки ҳар киро бубинӣ бизанӣ,
Ё бум, ки ҳар кучо нишинӣ, биканӣ.

* * *

Зӯрат ар беш меравад бо мо,
Бо худованди ғайбдон наравад.
Зӯрмандӣ макун бар аҳли замин,
То дуое бар осмон наравад!»

Ҳоким аз гуфтани ӯ биранҷид ва рӯй аз насиҳати у дар ҳам кашиду бар ӯ илтифот накард. То шабе оташи матбах дар анбори ҳезумаш афтод ва соири амлокаш бисӯхт ва аз бистари нармаш ба хокистари гарм нишонд. Иттифоқан ҳамон шахс бар ӯ бигузашту дидаш. ки бо ёрон ҳамегуфт: «Надонам, ин оташ аз куҷо дар сарои ман афтод?» Гуфт: «Аз дуди дили дарвешон».

Ҳазар кун зи дарди дарунҳои реш[1],
Ки реши дарун оқибат сар кунад[2],
Баҳам бармакун[3] то тавонӣ диле,
Ки оҳе ҷаҳоне ба ҳам баркунад[4].

Бар тоҷи Кайхисрав навишта буд.

Чӣ солҳои фаровону умрҳои дароз,
Ки халқ бар сари мо бар замин бихоҳад рафт[5].
Чунон ки даст ба даст омадаст мулк ба мо,
Ба дастҳои дигар ҳамчунин бихоҳад рафт.

---

[1] Реш – захм
[2] Сар кунад – зоҳир мешавад
[3] Ба ҳам кардан – озурдан
[4] Ба ҳам баркунад – ба ҳамдигар занад
[5] Яъне: мо хок мешавему халқ бар сари хоки мо роҳ меравад

## ҲИКОЯТ

Дарвеше муҷаррад ба гӯшаи саҳрое нишаста буд. Подшоҳе бар ӯ бигузашт. Дарвеш, аз он ҷо, ки фароғи[1] мулки қаноат аст, сар бар наёварду илтифот накард. Султон, аз он ҷо, ки сатвати[2] салтанат аст, биранҷиду гуфт: «Ин тоифаи хирқапӯшон[3] бар мисоли ҳайвонанд ва аҳлияту одамият надоранд». Вазир наздикаш омаду гуфт: «Эй ҷавонмард! Султони руи замин бар ту гузар кард, чаро хидмате накардӣ ва шарти адаб ба ҷо наёвардӣ?» Гуфт: «Султонро бигуй, таваққуи[4] хидмат аз касе дор, ки таваққуи неъмат аз ту дорад ва дигар бидон, ки мулук аз баҳри поси раиятанд, на раият аз баҳри тоати[5] мулук!

Подшаҳ посбони дарвеш аст,
Гарчи ромиш[6] ба фарри[7] давлати уст.
Гӯспанд аз барои чӯпон нест,
Балки чӯпон барои хидмати ӯст.

* * *

Якс имруз комрон бинӣ,
Дигареро дил аз муҷоҳида[8] реш.
Рузакс чанд бош, то бихурад
Хок магзи сари хаёландеш.

* * *

Фарқи шоҳию бандагӣ бархост,
Чун казои навишта омад пеш.

---

[1] Фароғ – осоиштагӣ
[2] Сатват - ҳайбат
[3] Хирқапӯшон – дарвешон
[4] Таваққӯъ – умед, чашмдошт
[5] Тоат - дар ин ҷо ба маънии парастиш
[6] Ромиш - роҳат, фароғат
[7] Фар – шаъну шавкат
[8] Муҷоҳида – кушиш

Гар касе хоки мурда боз канад,
Нашиносад тавонгару дарвеш».

Маликро гуфти дарвеш устувор омад. Гуфт: «Чизе аз ман бихоҳ!» Гуфт: «Он ҳамехоҳам, ки дигар бора заҳмати ман надиҳӣ». Гуфт: «Маро панде бидеҳ». Гуфт:

Дарёб кунун, ки неъматат ҳаст ба даст,
К-ин давлату мулк меравад даст ба даст!

## ҲИКОЯТ

Подшоҳе ба куштани бегуноҳе фармон дод. Гуфт: «Эй малик, ба мӯҷиби хашме, ки туро бар ман аст, озори худ маҷӯй, ки ин уқубат бар ман ба як нафас ба сар ояду базаи[1] он бар ту ҷовид бимонад.

Даврони бақо чу боди саҳро бигузашт,
Талхиву хушиву зишту зебо бигузашт.
Пиндошт ситамгар, ки ҷафо бар мо кард,
Бар гардани ӯ бимонду бар мо бигузашт[2]».

Маликро насиҳати у судманд омаду аз сари хуни у бар хост.

## ҲИКОЯТ

Шайёде[3] гесувон бофт, ки ман алавиям[4] ва бо қофил[illegible] Ҳиҷоз ба шаҳр даромад, ки аз ҳаҷ ҳамеоям ва қасидае пеш[illegible] малик бурд, ки ман гуфтаам. (Подшоҳ) неъмати бисёрн фармуд ва икром кард. Яке аз нудамои ҳазрати подшоҳ, к[illegible] дар он сол аз сафари дарё омада буд, гуфт: «Ман ӯро и[illegible]

---

[1] База – гуноҳ, ҷиноят

[2] Бар мо бигузашт он ҷафое, ки ситамгар бар сари мо оварда буд, гу зашта рафт

[3] Шайёд – фиребгар

[4] Алавӣ – насли Алӣ, сайид

азҳо[1] дар Басра дидам, ҳоҷи чи гуна бошад?»[2] Дигаре гуфто: «Падараш насронӣ буд дар Малатия, писари шариф чӣ гуна бошад?» Ва шеъраш ро ба девони Анварӣ ёфтанд. Малик фармуд, то бизанандаш ва нафӣ[3] кунанд, то чандин дурӯғ дарҳам чаро гуфт? (Шайёд) гуфт: «Эй худованди рӯи замин! Як суханат дигар дар хидмат бигӯям, агар рост набошад, ба ҳар уқубат, ки фармоӣ, сазоворам»! Гуфт: «Бигӯ, то он чист?» Гуфт:

«Ғарибе гарат мост пеш оварад,
Ду паймона об асту як чумча дӯғ,
Гар аз банда лағве шунидӣ, бубахш,
Ҷаҳондида бисёр гӯяд дурӯғ!»

Маликро ханда гирифт ва гуфт: «Аз ин ростгар сухан дар умри худ нагуфтӣ». Фармуд то он чи маъмули уст, муҳайё доранд ва ба хушӣ биравад.

## ҲИКОЯТ

Бо тоифаи бузургон ба киштӣ нишаста будам. Завраке дар паи мо ғарқ шуд, ду бародар ба гирдобе дарафтоданд. Яке аз бузургон гуфт маллоҳро: «Бигир ин ҳардувонро, ки ба ҳар як панҷоҳ динорат диҳам». Маллоҳ дар об афтод ва то якеро бираҳонид, он дигар ҳалок шуд. Гуфтам: «Бақияи умраш намонда буд, аз ин сабаб дар гирифтани ӯ таъхир кардӣ ва дар он дигар таъҷил». Маллоҳ бихандиду гуфт: «Он чӣ ту гуфтӣ, яқин аст ва дигар майли хотир ба раҳонидани ин бештар буд, ки вақте дар биёбоне монда будам, маро бар шутур нишонд ва аз дасти он дигар тозиёнае хӯрда будам дар тифлӣ...

То тавонӣ даруни кас махарош,
К-андар ин роҳ хорҳо бошад.

---

[1] Иди азҳо – иди курбон
[2] Яъне: вай ба Макка нарафта чи тавр ҳоҷӣ шудааст
[3] Нафӣ кардан – бадарға кардан

Кори дарвеши мустаманд барор,
Ки туро низ корҳо бошад».

## ҲИКОЯТ

Ду бародар (буданд): яке хидмати султон карди ва дигар ба зӯри бозу нон хӯрдӣ. Боре тавонгар гуфт дарвешро, ки: «Чаро хидмат накунӣ, то аз машаққати кор кардан бираҳӣ?» Гуфт: «Ту чаро кор накунӣ, то аз мазаллати[1] хидмат раҳоӣ ёбӣ, ки хирадмандон гуфтаанд: «Нони худ хӯрдану нишастан, беҳ ки камари заррин ба хидмат бастан».

Ба даст оҳани тафта[2] кардан хамир,
Беҳ аз даст бар сина пеши амир.

Умри гаронмоя дар ин сарф шуд,
То чӣ хӯрам сайфу[3] чӣ пӯшам шито?[4]
Эй шиками хира, ба ноне бисоз,
То накунӣ пушт ба хидмат дуто!»

## ҲИКОЯТ

Гуруҳе ҳукамо ба ҳазрати Кисро ба маслиҳате дар сухан ҳамегуфтанд ва Бузурҷмеҳр, ки меҳтари эшон буд, хомӯш. Гуфтандаш: «Чаро бо мо дар ин баҳс сухан нагӯӣ?» Гуфт: «Вазирон бар мисоли атиббоанд ва табиб дору надиҳад ҷуз сакимро[5]. Пас, чун бинам, ки раъи шумо бар савоб аст, маро бар сари он сухан гуфтан ҳикмат набошад.

Чу коре бе фузули ман бараояд
Маро дар вай сухан гуфтан нашояд.
В-агар бинам, ки нобинову чоҳ аст,
Агар хомӯш бинишинам, гуноҳ аст!»

---

[1] Мазаллат – хорӣ
[2] Тафта – тафсоншуда
[3] Сайф – тобистон
[4] Шито – зимистон
[5] Саким – бемор

## ҲИКОЯТ

Ҳорунаррашидро чун мулки Миср мусаллам шуд, гуфт: «Ба хилофи он тоғи[1], ки ба ғурури мулки Миср даъвии худои кард, набахшам ин мамлакатро, магар ба хасистарини бандагон». Сиёҳе[2] дошт – номи ӯ Хасиб. Мулки Миср ба вай арзонӣ дошт ва гӯянд ақлу дирояти[3] ӯ то ба ҷое буд, ки тоифаи ҳурроси Миср шикоят овардандаш, ки пунба кошта будем борон бевақт омаду талаф шуд. Гуфт: «Пашм боистӣ коштан, то талаф нашудӣ».

Донишманде ин сухан бишуниду гуфт:

Агар рузи ба дониш дарфузуди,
Зи нодон тангрӯзитар набудӣ.
Ба нодон ончунон рӯзӣ расонад,
Ки сад доно дар ӯ ҳайрон бимонад...

## ҲИКОЯТ

Искандари румиро пурсиданд: «Диёри Машриқу Мағриб ба чи гирифтӣ, ки мулуки пешинро хазоину[4] умру лашкар беш аз ин будааст ва чунин фатҳе муяссар нашуд?» Гуфто: «Ба авни худои азза ва ҷалла[5] ҳар мамлакатеро, ки гирифтам, раъияташ наёзурдам ва номи подшоҳон ҷуз ба накуи набурдам!»

Бузургаш нахонанд аҳли хирад,
Ки номи бузургон ба зиштӣ барад.

---

[1] Тоғӣ – исёнгар
[2] Сиёҳ – ғуломи занги
[3] Дироят – фаҳм, дониш
[4] Хазоин – хазинаҳо
[5] Авн – ёрмандӣ, азза ва ҷалла – азизу бузург



*Боби дуюм*

# ДАР АХЛОҚИ ДАРВЕШОН

## ҲИКОЯТ

Дузде ба хонаи порсое даромад, чандон ки ҷуст, чизе наёфт, дилтанг шуд. Порсо хабар шуд. Гилеме, ки бар он хуфта буд, дар роҳи дузд андохт, то маҳрум нашавад.

Шунидам, ки мардони роҳи худо
Дили душманонро накарданд танг.
Туро кай муяссар шавад ин мақом,
Ки бо дӯстонат хилоф асту ҷанг.

МавадДати аҳли сафо чи дар рӯю чи дар қафо, на чунон ки аз пасат айб гиранду пешат миранд.

Дар баробар чу гусфанди салим[1],
Дар қафо ҳамчу гурги мардумхор.

Ҳар кӣ айби дигарон пеши ту оварду шумурд,
Бегумон, айби ту пеши дигарон хоҳад бурд.

## ҲИКОЯТ

Тане чанд аз равандагон муттафиқи саёҳат буданд ва шарики ранҷу роҳат. Хостам то мурофиқат[2] кунам,

[1] Салим – беозор
[2] Мурофиқат – ҳамроҳӣ

мувофиқат накарданд. Гуфтам: «Аз карами ахлоқи бузургон баид[1] аст рӯй аз мусоҳибати[2] мискинон тофтан ва фоида дарег доштан, ки ман дар нафси хеш ин қудрату суръат мешиносам, ки дар хидмати мардони порсо ёри шотир[3] бошам, на бори хотир».

Яке з-он миён гуфт: «Аз ин сухан, ки шунидӣ, дил танг мадор, ки дар ин рӯзҳо дузде ба сурати дарвешон баромада, худро дар силки[4] суҳбати мо мунтазам кард[5].

Чӣ донанд мардум, ки дар ҷома кист?
Нависанда донад, ки дар нома чист?»

Ва аз он ҷо, ки саломати ҳоли дарвешон аст, гумони фузулаш набурданд ва ба ёрӣ қабулаш карданд.

Сурати ҳоли орифон далқ[6] аст,
Ин қадар бас, ки рӯй дар халқ аст.
Дар амал кӯшу ҳар чӣ хоҳи пуш,
Тоҷ бар сар неҳу алам[7] бар душ.
Тарки дунёву шаҳват асту ҳавас,
Порсой на тарки ҷомаву бас.
Дар кажоганд[8] мард бояд буд,
Бар муханнас[9] силоҳи ҷанг чи суд?»

Рузе то ба шаб рафта будем ва шабонгоҳ ба пои ҳисор хуфта, дузде бетавфиқ ибрики[10] рафиқ бардошт, ки ба таҳорат меравам ва ба ғорат мерафт.

---

[1] Баид – дур
[2] Мусоҳибат – ҳамсӯҳбатӣ
[3] Шотир – тезрав
[4] Силк – қатор
[5] Мунтазам кард – ҷойгир кард
[6] Далқ – ҷандаи қаландарӣ
[7] Алам – байрақ
[8] Кажаганд – ҷомаи ҷанге, ки ба дарунаш ба ҷои пахта абрешим меандохтанд, то ки тиру теғ таъсир накунад
[9] Муханнас – хуносо
[10] Ибриқ – офтобаи сафол

Порсо бин, ки хирқа дар бар кард,
Ҷомаи Каъбаро ҷули хар кард.

Чандон ки аз назари дарвешон ғоиб шуд, ба бурҷе бар рафт ва дурҷе[1] бидуздид, то рӯз равшан шуд, он торикрав маблағе[2] роҳ рафта буд ва рафиқони бегуноҳ хуфта. Бомдодон ҳамаро ба қалъа даровcovарданду бизаданду ба зиндон карданд. Аз он таърих тарки сӯҳбат гуфтему тариқи узлат гирифтем.

Чу аз қавме яке бедонише кард,
На кеҳро[3] манзалат монад, на меҳро[4].
Шунидастӣ, ки гове дар алафзор
Биёлояд ҳама говони деҳро.

Гуфтам: «Сипосу миннат худоро, ки аз баракати дарвешон маҳрум намондам, гарчи ба сурат аз сӯҳбат ваҳид[5] афтодам бад-ин ҳикоят, ки гуфтӣ мустафид[6] гаштам ва амсоли маро ҳамаи умр он насиҳат ба кор ояд».

Ба як нотарошида дар маҷлисе,
Биранҷад дили ҳушмандон басе.
Агар бирка[7] пур кунанд аз гулоб,
Саге дар вай афтад, кунад манҷалоб[8].

## ҲИКОЯТ

Зоҳиде меҳмони подшоҳе буд. Ба таом бинишастанд, камтар аз он хӯрд, ки иродати ӯ буд ва чун ба намоз бархо-

---

[1] Дурҷ – қутича
[2] Маблағе – дар ин ҷо ба маънии бисёр
[3] Кеҳ – калон
[4] Меҳ – хурд
[5] Ваҳид – танҳо
[6] Мустафид – баҳравар
[7] Бирка – ҳавзи калон барои ҷамъ омадани оби борон
[8] Манҷалоб – бадбӯй

станд, беш аз он кард, ки одати ӯ, то занни салоҳият[1] дар ҳаққи ӯ зиёдат кунанд.

Тарсам нарасӣ, ба Каъба, эй аъробӣ[2],
К-ин раҳ ки ту меравӣ, ба Туркистон аст!

Чун ба мақоми хеш омад суфра хост, то тановул кунад. Писаре соҳибфаросат дошт, гуфт: «Эй падар, боре ба маҷлиси султон-дар таом нахӯрдӣ?» Гуфт: «Дар назари эшон чизе нахӯрдам, ки ба кор ояд». Гуфт: «Намозро ҳам қазо кун, ки чизе накардӣ, ки ба кор ояд!»

Эй ҳунарҳо гирифта бар кафи даст,
Айбҳо баргирифта зери бағал.
То чӣ хоҳӣ харидан, эй қаллоб,
Рӯзи дармондагӣ ба сими дағал[3].

## ҲИКОЯТ

Ёд дорам, ки дар айёми туфулият мутааббид[4] будаму шабхез ва мӯлаи[5] зуҳду парҳез. Шабе дар хидмати падар нишаста будам ва ҳама шаб дида барҳам набаста ва мусҳафи[6] азиз дар канор гирифта ва тоифае гирди мо хуфта. Падарро гуфтам: «Аз инон яке сар барнамедорад, ки дугонае[7] бигузорад, чунон хоби ғафлат бурдаанд, ки гуӣ нахуфтаанд, ки мурдаанд». Гуфт: «Ҷони падар, ту низ агар бихуфтӣ, беҳ аз он, ки дар пӯстини мардум афтӣ».

---

[1] Занни салоҳият – гумони ростӣ ва дурустӣ
[2] Аъробӣ – араби бодиянишин
[3] Сими дағал – нуқраи носара
[4] Мутааббид – худро ибодаткунанда нишон додан
[5] Мулаъ – ҳарис, шилқин
[6] Мусҳаф – Қуръон
[7] Дугона – ду ракъат намоз

Набинад муддай[1] ҷуз хештанро,
Ки дорад пардаи пиндор[2] дар пеш.
Гарат чашми худобине бубахшанд,
Набинӣ ҳеч кас оҷизтар аз хеш.

## ҲИКОЯТ

Якеро аз бузургон ба маҳфиле андар ҳамеситуданд[3] ва дар авсофи ҷамилаш[4] муболиға мекарданд. Сар бароварду гуфт: «Ман онам, ки ман донам:

Шахсам ба чашми оламиён хубманзар аст,
В-аз хубси ботинам сари хиҷлат фиканда пеш,
Товусро ба нақшу нигоре, ки ҳаст, халк
Таҳсин кунанду ӯ хиҷил аз зишт пои хеш».

## ҲИКОЯТ

Шабе дар биёбони Макка аз бехобӣ пои рафтанам намонд, сар бниҳодаму шутурбонро гуфтам: «Даст аз ман бидор.

Пои мискин пиёда чанд равад,
К-аз таҳаммул сутуҳ[5] шуд бухти[6].
То шавад ҷисми фарбеҳе логар,
Логаре мурда бошад аз сахтӣ».

Гуфт: «Эй бародар, Ҳарам[7] дар пеш асту ҳароми дар пас, агар рафтӣ, бурдӣ ва-гар хуфтӣ, мурдӣ!».

---

[1] Муддай – иддаокунанда
[2] Пиндор – гумон
[3] Ситудан – таърифу тавсиф кардан
[4] Авсофи ҷамил – сифатҳои хуб
[5] Сутӯҳ – оҷиз. ногавон
[6] Бухтӣ – шутур
[7] Ҳарам – масҷиди Каъба

Хуш аст зери муғелон[1] ба роҳи бодия хуфт
Шаби раҳил, вале тарки ҷон бибояд гуфт!

## ҲИКОЯТ

Дарвешеро зарурате пеш омад. Гилеме аз хонаи ёре бидуздид, ҳоким фармуд, то дасташ бибуранд. Соҳиби гилем шафоат кард, ки ман ӯро биҳил[2] кардам. Гуфто: «Ба шафоати ту ҳадди шаръ[3] фурӯ нагузорам». Гуфт: «Рост гуфтӣ, лекин ҳар кӣ аз моли вақф чизе бидуздад, қатъи ядаш[4] лозим наояд, ҳар чи дарвешонрост, вақфи муҳтоҷон аст». Ҳоким даст аз ӯ бидошт ва маломат кардан гирифт, ки «ҷаҳон бар ту танг омада буд, ки дуздӣ накардӣ, илло аз хонаи чунин ёре?» Гуфт: «Эй худованд, нашунидаӣ, ки гуфтаанд «Хонаи дӯстон бирӯбу дари душманон макӯб!»

Чун ба сахтӣ дарбимонӣ тан ба аҷз андар мадеҳ,
Душманонро пӯст баркан, дӯстонро пӯстин!

## ҲИКОЯТ

Пиёдае сару по бараҳна бо корвони Ҳиҷоз аз Кӯфа бадар омад ва ҳамроҳи мо шуд ва маълуме[5] надошт, хиромон ҳамерафту мегуфт:

«На ба уштуре саворам, на чу хар ба зери борам,
На худованди раият, на ғуломи шаҳриёрам;

Ғами мавҷуду парешонии маъдум надорам,
Нафасе мезанам осудаву умре ба сар орам».

---

[1] Муғелон – дарахти хордор
[2] Биҳил – бахшидан
[3] Ҳадди шаръ – ҷазои шаръӣ
[4] Қатъи яд – буридани даст
[5] Яъне: пуле ва озуқае надошт

Уштурсаворе гуфташ: «Эй дарвеш, куҷо меравӣ, баргард, ки ба сахтӣ бимирӣ!» Нашуниду қадам дар биёбон ниҳод ва бирафт, чун ба Нахлаи Маҳмуд даррасидем, тавонгарро аҷал фаро расид, дарвеш ба болинаш фароз омаду гуфт: «Мо ба сахти намурдему ту бар бухтӣ бимурдӣ».

Шахсе ҳама шаб бар сари бемор гирист,
Чун рӯз омад, бимурду бемор бизист.

Эй басо аспи тезрав, ки бимонд,
Ки хари ланг ҷон ба манзил бурд.
Бас ки дар хок тандурустонро
Дафн кардему захмхӯрда намурд.

## ҲИКОЯТ

Корвонеро дар замини Юнон бизаданду неъмати беқиёс бибурданд. Бозургонон гиряву зорӣ карданд ва худою пайғамбарро шафеъ оварданд, фоида набуд.

Чу пирӯз шуд дузди тираравон[1],
Чи ғам дорад аз гиряи корвон?

Луқмони ҳаким андар он корвон буд. Яке гуфташ аз корвониён: «Магар инонро насиҳате кунӣ ва мавъизае[2] гӯӣ, то тарфе[3] аз моли мо даст бидоранд, ки дареғ бошад чандин неъмат, ки зоеъ шавад». Гуфт: «Дареғ калимаи ҳикмат бошад бо эшон гуфтан»[4].

Оҳанеро, ки муриёна бихурд,
Натавон бурд аз ӯ ба сайқал занг,
Бо сияҳдил чӣ суд гуфтани ваъз,
Наравад мехи оҳанин бар санг.

---

[1] Тираравон – дарунсиёҳ
[2] Мавъиза – ваъз, панд
[3] Тарфе – қисме
[4] Яъне: ба инҳо ҳикмат хондан ҳайф аст

Ба рӯзгори саломат шикастагон дарёб,
Ки ҷабри[1] хотири мискин бало бигардонад.
Чу соил аз ту ба зорӣ талаб кунад чизе,
Бидеҳ, вагарна ситамгар ба зӯр бистонад.

## ҲИКОЯТ

Луқмонро гуфтанд: «Адаб аз кӣ омӯхтӣ?» Гуфт: «Аз беадабон: ҳар чи аз эшон дар назарам нописанд омад, аз он парҳез кардам».

Нагӯянд аз сари бозича ҳарфе,
К-аз он панде нагирад соҳиби ҳуш,
В-агар сад боби хикмат пеши нодон,
Бихонанд, оядаш бозича дар гӯш.

## ҲИКОЯТ

Обидеро ҳикоят кунанд, ки шабе даҳ ман таом бихӯрдӣ ва то саҳар хатме бикардӣ. Соҳибдиле шуниду гуфт: «Агар нимноне бихӯрдию бихуфтӣ, бисёр аз ин фозилтар будӣ».

Андарун аз таом холӣ дор,
То дар ӯ нури маърифат бинӣ,
Тиҳӣ аз ҳикматӣ ба иллати он,
Ки пурӣ аз таом то бинӣ.

## ҲИКОЯТ

Пеши яке аз машоих[2] гила кардам, ки фалон ба фасоди ман гувоҳӣ додааст[3]. Гуфто: «Ба салоҳаш хиҷил кун»[4].

---

[1] Ҷабр – дар ин ҷо ба маъни тасаллодиҳӣ ва дилбардорӣ
[2] Машоих – бузургон
[3] Яъне: маро вайроншуда гуфтааст
[4] Яъне: ту бо кирдори некат вайро хиҷил кун

Ту некӯравиш бош, то бадсигол[1],
Ба нукси ту гуфтан наёбад маҷол!
Чу оҳанги барбат[2] бувад мустақим[3],
Кай аз дасти мутриб хӯрад гӯшмол!

## ҲИКОЯТ

Якеро аз машоихи Шом пурсиданд, ки ҳақиқати тасаввуф чист? Гуфт: «Аз ин пеш тоифае дар ҷаҳон пароканда буданд ба сурат ва ба маънӣ ҷамъ, акнун қавме ҳастанд, ба сурат ҷамъу ба маънӣ пароканда...

## ҲИКОЯТ

Вақте дар сафари Ҳиҷоз тоифае ҷавонони соҳибдил ҳамдами ман буданду ҳамқадам. Вақтҳо замзамае бикарданди ва байте муҳаққиқона[4] бигуфтандӣ. Обиде дар сабил[5] мункири ҳоли дарвешон буд ва бехабар аз дарди эшон, то бирасидем ба хайли[6] Баниҳилол. Кӯдаке сиёҳ, аз хайи[7] араб, бадар омад ва овозе баровард, ки мурғ аз ҳаво даровард[8]. Уштури обидро дидам, ки ба рақс андаромад ва обидро бияндохту бирафт. Гуфтам: «Эй шайх, дар ҳайвон (суруд) асар кард ва туро ҳамчунон тафовут намекунад».

Донӣ чӣ гуфт маро он булбули саҳарӣ,
Ту худ чӣ одамие, к-аз ишқ бехабарӣ!
Уштур ба шеъри араб дар ҳолат[9] асту тараб,
Гар завқ нест туро; кажтабъ ҷонаварӣ!

---

[1] Бадсигол – бадхоҳ, бадандеш
[2] Барбат – як навъ асбоби торноки мусиқӣ
[3] Мустақим – мунгазам
[4] Муҳаққиқона – ҳақиқаталабона
[5] Сабил – тариқат, роҳу расми аҳли тасаввуф
[6] Хайл – қабила
[7] Хай – тоифа
[8] Яъне: бо таъсири худ гӯё мурғро аз парриш бозмедошт
[9] Ҳолат – дар ин ҷо ба маънии шодӣ

## ҲИКОЯТ

Якеро аз мулук муддати умр сипарӣ шуд. Қоиммакоме[1] надошт, васият кард, ки бомдодон нахустин касе, ки аз дари шаҳр андар оянд, тоҷи шоҳи бар сари вай ниҳанд ва тафвизи[2] мулк бад-у кунанд. Иттифоқо, аввал касе, ки даромад, гадое буд, ки ҳамаи умр лукма андӯхта ва рукъа[3] бар рукъа дӯхта. Аркони давлат ва аъёни ҳазрат васияти малик ба ҷой оварданду таслими мафотеҳи[4] қилоъ[5] ва хазоин бад-ӯ карданд. Муддате мулк ронд, то баъзе умарои давлат гардан аз итоати ӯ бипечониданд ва мулук аз ҳар тараф ба мунозиат[6] хостан гирифтанд ва ба муқовимат лашкар оростан. Филҷумла, сипоҳу раият ба ҳам баромад ва бархе тарафи билод[7] аз қабзи тасарруфи ӯ бадар рафт. Дарвеш аз ин воқеа хастахотир ҳамебуд, то яке аз дустони қадимаш, ки дар ҳолати дарвешӣ қарин буд, аз сафаре бозомад ва дар чунон мартаба диданш. Гуфт: «Миннат худойро, ки гулат аз хор баромад ва хор аз пой бадаромад ва бахти баландат раҳбарӣ кард ва иқболу саодат ёварӣ, то бад-ин поя расидӣ...

Шукуфа гоҳ шукуфтасту гоҳ хушида[8],
Дарахт вақт бараҳнасту вақт пушида».

Гуфт: «Эй ёри азиз, таъзиятам кун, ки ҷои таҳният нест. Он гоҳ, ки ту дидӣ, ғами ноне доштам ва имрӯз ташвиши ҷаҳоне».

---

[1] Қоиммақом – ҷонишин
[2] Тафвиз – супурдан, додан
[3] Рукъа – ямоқ, дарбеҳ
[4] Мафотеҳ – ҷамъи мифтоҳ, яъне калид
[5] Қилоъ – ҷамъи қалъа
[6] Мунозиат – ҷанг
[7] Билод – шаҳрҳо, кишварҳо
[8] Хушида – хушкида, хушкшуда

Агар дунё набошад дардмандем,
В-агар бошад, ба меҳраш пойбандем.
Балое з-ин ҷаҳоношӯбтар нест,
Ки ранҷи хотир аст, ар ҳаст, в-ар нест.

Маталаб, гар тавонгарӣ хоҳӣ,
Ҷуз қаноат, ки давлатест ҳанӣ[1].

Гар ғанӣ зар ба доман афшонад,
То назар дар савоби ӯ накунӣ[2],
К-аз бузургон шунидаам бисёр:
Сабри дарвеш беҳ, ки базли[3] ғанӣ.

Агар бирён кунад Баҳром гӯре[4],
На чун пои малах бошад зи мӯре.

## ҲИКОЯТ

Якеро дӯсте буд, ки амали девон кардӣ. Муддате иттифоқи мулоқот наяфтод, Касе гуфт: «Фалонро дер шуд, ки надидӣ?» Гуфт: «Ман ӯро нахоҳам, ки бубинам». Қазоро яке аз касони ӯ ҳозир буд, гуфт: «Чӣ хато кардааст, ки малулӣ аз дидани ӯ?» Гуфт: «Ҳеҷ малоле нест, аммо дӯстони девониро вақте тавон дид, ки маъзул[5] бошанд ва маро роҳати хеш дар ранҷи ӯ набояд».

Дар бузургиву доругири амал,
З-ошноён фароғате[6] доранд.
Рӯзи дармондагиву маъзулӣ,
Дарди дил пеши дӯстон оранд.

---

[1] Ҳанӣ – форам, гуворо

[2] Яъне: зинҳор ӯро некӯкор ҳисоб накун

[3] Базл – бахшиш

[4] Мурод аз ин Баҳроми Гӯр аст, ки яке аз подшоҳои сосонӣ буд. Гӯр дар ин ҷо ба маънии харгӯр аст, ки ҳайвони ваҳшии шикоршаванда мебошад.

[5] Маъзул – аз кор гирифташуда, бекор кардашуда

[6] Фароғат – дар ин ҷо ба маънии бепарвоӣ

## ҲИКОЯТ

Соҳибдилеро гуфтанд: «Бад-ин хубӣ, ки офтоб аст, нашунидаем, ки касе уро дуст гирифтааст ва ишқ оварда». Гуфт: «Барои он, ки ҳар рӯз метавон дид, магар дар зимистон, ки маҳҷуб[1] асту маҳбуб.

Ба дидори мардум шудан[2] айб нест,
Ва лекин на чандон, ки гӯянд «бас!»
Агар хештанро маломат кунӣ,
Маломат набояд шунидан зи кас.

## ҲИКОЯТ

Аз сӯҳбати ёрони Димишқам малолате падид омада буд, сар дар биёбони Қудс ниҳодам ва бо ҳайвонот унс гирифтам, то вақте ки асири қайди фаранг[3] шудам, дар хандақи Таробулус бо ҷуҳудонам ба кори гил бидоштанд[4]. Яке аз руасои[5] Ҳалаб, ки собиқаи маърифате[6] миёни мо буд, гузар карду бишнохт ва гуфт: «Эй фалон, ин чӣ ҳолат аст?». Гуфтам: «Чӣ гӯям?

Ҳамегурехтам аз мардумон ба кӯҳу ба дашт,
Ки аз худой набудам ба дигари пардохт[7].
Қиёс кун, ки чӣ ҳолам бувад дар ин соат,
Ки дар тавилаи номардумам бибояд сохт.

Пой дар занҷир пеши дустон
Беҳ, ки бо бегонагон дар бӯстон.»

---

[1] Маҳҷуб – рӯпӯшида
[2] Шудан – дар ин ҷо ба маънии рафтан аст
[3] Дар ин ҷо мақсад аз фаранг – мардуми аврупой
[4] Яъне: маҷбуран кор фармуданд
[5] Руасо – раисон
[6] Яъне: ошноии пештара
[7] Яъне: – ба ҷуз худо бо касе кор надоштам

Бар ҳолати ман раҳмат оварду ба даҳ динор аз қайдам халос кард ва бо худ ба Ҳалаб бурду духтаре, ки дошт, ба никоҳи ман даровард, ба кобини[1] сад динор. Муддате баромад, духтар бадхӯй, ситезаруй, нофармон буд, забондарозӣ кардан гирифт ва айши маро мунағғас[2] доштан.

Зани бад дар сарои марди накӯ,
Ҳам дар ин олам аст дӯзахи ӯ.

Боре забони таъаннут[3] дароз карда ҳамегуфт: «Ту он нестӣ, ки падарам туро аз фаранг ба даҳ динор халос кард?» Гуфтам: «Бале, онам, ки ба даҳ динор халос карду ба сад динор дар дасти ту гирифтор!»

Шунидам гӯсфандеро бузурге
Раҳонид аз даҳону дасти гурге.
Шабонгаҳ корд бар ҳалқаш бимолид,
Равони гӯсфанд аз вай бинолид:
Ки аз чанголи гургам даррабудӣ,
Чу дидам оқибат: худ гург будӣ!

## ҲИКОЯТ

Яке аз мутаъаббидони[4] Шом дар беша зиндагонӣ кардӣ ва барги дарахтон хӯрдӣ. Подшоҳе ба ҳукми зиёрат ба наздики вай рафту гуфт: «Агар маслиҳат бинӣ, ба шаҳр-андар, барои ту мақоме бисозам, ки фароғи[5] ибодат аз ин беҳ даст диҳад ва дигарон ҳам ба баракати анфоси[6] шумо мустафид[7] гарданду ба салоҳи аъмоли шумо иқтидо кунанд». Зоҳид

---

[1] Кобин – қалин
[2] Мунағғас – тира, хира
[3] Таъаннут – айбҷӯй ва бадгӯй
[4] Мутаъаббид – касе ки барои намоиш бисёр ибодат мекунад
[5] Фароғ – осудагӣ
[6] Афнос – нафасҳо
[7] Мустафид – баҳраманд

қабул накард. Яке аз вазирон гуфташ: «Поси хотири маликро раво бошад, ки чанд рӯзе ба шаҳр андарой ва кайфияти мақом маълум кунӣ, пас агар сафои вақти азизонро аз сӯҳбати ағёр кудурате бошад, ихтиёр бокист».

Обид ба шаҳр даромад ва бӯстонсарои хоси маликро бад-ӯ пардохтанд, мақоме дилкушой ва равоносой:

Гули сурхаш чу орази хубон,
Сунбулаш ҳамчу зулфи маҳбубон...

Малик дарҳол канизаке хубрӯй пешаш фиристод.

Гузин[1] маҳпорае, обидфиребе,
Малоиксурате, товусзебе,
Ки баъд аз диданаш сурат набандад,
Вуҷуди порсоёнро шикебе[2].

Дила аз диданаш нагашти сер,
Ҳамчунон, к-аз фурот[3] мустасқӣ[4].

Обид таомҳои лазиз хӯрдан гирифту кисватҳои латиф пӯшидан ва аз фавокеҳ[5] ва машмум[6] ва ҳаловатҳо[7] таматтуъ[8] ёфтан ва дар ҷамоли ғулому канизак нигаристан ва хирадмандон гуфтаанд: «Зулфи хубон занҷири пои ақл асту доми мурғи зирак».

Дар сари кори ту кардам дилу дин бо ҳама дониш,
Мурғи зирак ба ҳақиқат манам имрӯз, ту домӣ!

---

[1] Гузин – баргузида, писандида
[2] Шикеб – сабр
[3] Фурот – оби хуштаъм
[4] Мустасқӣ – гирифтори касалии обхӯрак
[5] Фавокеҳ – меваҳо
[6] Машмум – атриёт
[7] Ҳаловатҳо – ширавор
[8] Таматтуъ – лаззатбарӣ

Филчумла, давлати вақти маҷмуъ ба завол омад...

Боре малик ба дидани ӯ рағбат кард. Обидро дид аз ҳайати нахустин бигардида ва сурху сафеду фарбеҳ шуда ва бар болиши дебо такя зада ва ғуломи парипайкар бо мирваҳаи[1] товусӣ болои сар истода. Бар саломати ҳолаш шодмонӣ кард ва аз ҳар даре сухан гуфтанд то малик ба анҷоми сухан гуфт: «Ман ин ду тоифаро дар ҷаҳон дӯст медорам: «Яке уламо ва дигар зӯҳҳодро[2]». Вазири файласуфи ҷаҳондида ҳозир буд, гуфт: «Эй, худованд, шарти дӯстӣ он аст, ки бо ҳар ду тоифа накӯӣ кунӣ, олимонро зар бидеҳ, то дигар бихонанд ва зоҳидонро чизе мадеҳ, то зоҳид бимонанд!»...

## ҲИКОЯТ

Подшоҳеро муҳимме пеш омад, гуфт: «Агар анҷоми ин ҳолат ба муроди ман барояд, чандин дирам диҳам зоҳидонро». Чун ҳоҷаташ баромад ва ташвиши хотираш бирафт, вафои назраш ба вуҷуди шарт лозим омад. Якеро аз бандагони хос кисаи дирам дод, то сарф кунад бар зоҳидон. Гӯянд ғуломе оқилу ҳушёр буд, ҳамаи рӯз бигардиду шабонгаҳ бозомаду дирамҳо бӯса дод ва пеши малик бинҳода гуфт: «Чандон, ки зоҳидонро талаб кардам, наёфтам». Гуфт: «Ин чӣ ҳикоят аст, он чи ман донам, дар ин мулк чорсад зоҳид аст». Гуфт: «Эй худованди ҷаҳон, он ки зоҳид аст, намеситонад ва он ки меситонад, зоҳид нест». Малик бихандиду надимонро гуфт: «Чандон, ки маро дар ҳаққи худопарастон иродат асту иқрор, мар ин шухдидаро адоват асту инкор ва ҳақ ба ҷониби ӯст...»

---

[1] Мирваҳа - бодбезак

[2] Зӯҳҳод – порсоён

## ҲИКОЯТ

Дарвеше ба мақоме даромад, ки соҳиби букъа[1] каримуннафс[2] буду хирадманд. Тоифаи аҳли фазлу балоғат дар сӯҳбати ӯ ҳар яке базла ва латифае, чунон ки расми ҳарифон бошад, ҳамегуфтанд. Дарвеш роҳи биёбон карда буду монда ва чизе нахӯрда. Яке аз он миён ба тариқи зарофат гуфт: «Туро ҳам чизе бибояд гуфт». Гуфт: «Маро чун дигарон фазлу адабе нест ва чизе нахондаам, ба як байт аз ман қаноат кунед». Ҳамгинон[3] ба рағбат гуфтанд: «Бигӯй!» Гуфт:

«Ман гурсна дар баробари суфраи нон,
Ҳамчун азабам[4] бар дари ҳаммоми занон».

Ҳамгинон бихандидаанду зарофаташ биписандиданд ва суфра пеш оварданд. Соҳиби даъват гуфт: «Эй ёр, замоне таваққуф кун, ки парасторонам кӯфтабирён месозанд». Дарвеш сар бароварду гуфт:

Кӯфта бар суфраи ман гӯй: мабош,
Гурснаро нони тиҳӣ[5] кӯфтааст!

## ҲИКОЯТ

Мурide гуфт пирро: «Чӣ кунам, ки аз халоиқ ба ранҷ андарам, азбаски ба зиёрати ман хамеоянд ва авқотам аз тараддуди эшон мушавваш мешавад». Гуфт: «Ҳар чи дарвешонанд, мар эшонро воме[6] бидеҳ ва он чи тавонгаронанд, аз эшон чизе бихоҳ, ки дигар гирди ту нагарданд!..»

---

[1] Букъа – хона
[2] Каримуннафс – одами некӯкор
[3] Ҳамгинон – ҳамагӣ
[4] Азаб – марди безан, муҷаррад
[5] Яъне: нони хушк
[6] Вом – қарз

## ҲИКОЯТ

Фақеҳе падарро гуфт: «Ҳеч аз ин суханони рангини диловези мутакаллимон дар ман асар намекунад, ба ҳукми он, ки намебинам мар эшонро кирдоре мувофиқи гуфтор.

Тарки дунё ба мардум омӯзанд,
Хештан симу ғалла андӯзанд.
Олимеро, ки гуфт бошаду бас,
Ҳар чи гӯяд, нагирад андар кас.
Олим он кас бувад, ки бад накунад,
На бигӯяд ба халқу худ накунад.
Олим, ки комронию танпарварӣ кунад,
Ӯ хештан гум аст, киро раҳбарӣ кунад?»

Падар гуфт: «Эй писар, ба муҷарради хаёли ботил нашояд рӯй аз тарбияти носеҳон бигардонидан ва уламоро ба залолат[1] мансуб кардан ва дар талаби олими маъсум[2] аз фавоиди илм маҳрум мондан, ҳамчун нобиное, ки шабе дар ваҳал[3] афтода буд ва мегуфт: «Мусулмонон, охир чароғе фаро роҳи ман доред!». «Зане мозиҳа[4] гуфт: «Ту ки чароғ набинӣ, ба чароғ чӣ бинӣ?» Ҳамчунин, маҷлиси ваъз чун кулбаи баззоз аст, он ҷо то нақде надиҳӣ, бизоате наситонӣ ва ин ҷо то иродате наёрӣ, саодате набарӣ.

Гуфти олим ба гӯши ҷон бишнав.
В-ар намонад ба гуфтанаш кирдор.
Ботил аст он чи муддаи гӯяд,
Хуфтаро хуфта кай кунад бедор?
Мард бояд, ки гирад андар гӯш.
В-ар навиштаст панд бар девор.

---

[1] Залолат – гумроҳӣ
[2] Маъсум – бегуноҳ
[3] Ваҳал – лой
[4] Мозиҳа – ҳазл, шӯхӣ

* * *

Соҳибдиле ба мадраса омад зи хонакоҳ,
Бишкаст аҳди сӯҳбати аҳли тарикро.
Гуфтам: «Миёни обиду олим чӣ фарқ буд?
То ихтиёр кардӣ аз он ин фарикро?»
Гуфт: «Он гилеми хеш бадар мебарад зи мавҷ,
В-ин ҷаҳд мекунад, ки бигирад ғарикро»[1].

## ҲИКОЯТ

Ин ҳикоят шунав, ки дар Бағдод,
Рояту[2] пардаро хилоф афтод.
Роят аз гарди роҳу ранҷи рикоб,
Гуфт бо парда аз тариқи итоб:
«Ману ту ҳар ду хоҷатошонем[3].
Бандаи боргоҳи султонем.
Ман зи хидмат даме наёсудам,
Гоҳу бегоҳ дар сафар будам.
Ту на ранҷ озмудаӣ, на ҳисор,
На биёбону боду гарду ғубор.
Қадами ман ба саъй пештар аст.
Пас чаро иззати ту бештар аст?
Ту бари бандагони маҳрӯӣ,
Бо канизони ёсуманбуӣ.
Ман фитода ба дасти шогирдон,
Ба сафар пойбанду саргардон».
Гуфт: «Ман сар бар остон дорам,
На чу ту сар бар осмон дорам.
Ҳар кӣ беҳуда гардан афрозад,
Хештанро ба гардан андозад»

---

[1] Ғарик – ғарқшуда
[2] Роят – байрақи давлат
[3] Хоҷатош – ғуломони як хоҷа

## ҲИКОЯТ

Яке аз соҳибдилон зурозмоеро дид – ба ҳам баромада[1] ва кафк бар димор оварда. Гуфт: «Инро чи ҳолат аст?» Гуфтанд: «Фалон дашном додаш». Гуфт: «Ин фурӯмоя[2] ҳазор ман санг бармедораду тоқати сухане намеоварад?

Лофи сарпанҷагию даъвии мардӣ бигузор,
Оҷизи нафси фурӯмоя чи марде, чи зане?
Гарат аз даст барояд, даҳане ширин кун,
Мардӣ он нест, ки муште бизанӣ бар даҳане!

Гарат худ бардарад пешонии пил,
На мард аст он, ки дар вай мардумӣ нест.
Банӣ одам сиришт аз хок дорад,
Агар хокӣ набошад, одамӣ нест!»

## ҲИКОЯТ

Бузургеро пурсидам аз сирати ихвонуссафо[3]. Гуфт: «Камина он, ки муроди хотири ёрон бар масолеҳи хеш муқаддам дорад[4] ва ҳукамо гуфтаанд: «Бародар ки дар банди хеш аст, на бародару на хеш аст»[5].

Ҳамроҳ агар шитоб кунад, ҳамраҳи ту нест,
Дил дар касе мабанд, ки дилбастаи ту нест!
Чун набувад хешро диёнату тақво,
Қатъи раҳим беҳтар аз мавaддати қурбо[6]...»

---

[1] Яъне: хашмгин шуда
[2] Фурӯмоя – хоксор, бенаво
[3] Ихвонуссафо – бародарони беғараз, тоифае аз аҳли тасаввуф
[4] Яъне: касе, ки риояи хотири дӯстонро аз корҳои фоиданоки худ афзалтар медонад
[5] Хеши аввалӣ ба маънии худ ва дуйюми ба маънии табор аст
[6] Яъне: буридани алоқа беҳтар аст аз дӯстӣ бо он гуна наздикон

## ҲИКОЯТ

Пирмарде латиф дар Бағдод,
Духтарашро ба кафшдӯзе дод.
Мардаки сангдил чунон бигазид,
Лаби духтар, ки хун аз ӯ бичакид.
Бомдодон падар чунон дидаш,
Пеши домод рафту пурсидаш:
«К-эй фурӯмоя, ин чӣ дандон аст?
Чанд хойӣ лабаш, на анбон аст?»
Ба мазоҳат нагуфтам ин гуфтор,
Ҳазл бигзору ҷид аз ӯ бардор!
Хӯи бад дар табиате, ки нишаст,
Наравад то ба вақти марг аз даст.

## ҲИКОЯТ

Фақеҳе духтаре дошт бағоят зиштрӯй, ба ҷои занон расида[1] ва бо вуҷуди ҷиҳозу неъмат касе дар мунокиҳати[2] ӯ рағбат наменамуд.

Зишт бошад дабиқию[3] дебо,
Ки бувад бар арӯси нозебо.

Филҷумла, ба ҳукми зарурат ақди никоҳаш бо зарире[4] бибастанд. Овардаанд, ки ҳакиме дар он таърих аз Сарандеб[5] омада буд, ки дидаи нобино равшан ҳамекард. Фақеҳро гуфтанд: «Домодро чаро илоҷ накунӣ?» Гуфт: «Тарсам, ки бино шаваду духтарамро талоқ диҳад!

Шӯи зани зиштрӯй, нобино беҳ!»

---

[1] Яъне: ба ҳадди балоғат расида буд
[2] Мунокиҳат – хостгорӣ
[3] Дабиқӣ – як навъи гаронбахои шоҳӣ
[4] Зарир – нобино, кӯр
[5] Сарандеб – ҷазираи Селон

## ҲИКОЯТ

Дидам гули тоза чанд даста,
Бар гунбаде аз гиёҳ баста.
Гуфтам: «Чӣ бувад гиёҳи ночиз,
То дар сафи гул нишинад ӯ низ?»
Бигрист гиёҳу гуфт: «Хомӯш,
Сӯҳбат[1] накунад карам фаромуш,
Гар нест ҷамолу рангу бӯям,
Охир, на гиёҳи боғи ӯям?
Ман бандаи ҳазрати каримам,
Парвардаи неъмати қадимам!
Гар беҳунарам в-агар ҳунарманд,
Лутф аст умедам аз худованд...»

## ҲИКОЯТ

Ҳакимеро пурсиданд: «Аз саховату шуҷоат кадом беҳтар аст?» Гуфт: «Он киро саховат аст ба шуҷоат чӣ ҳоҷат?»

Намонд Ҳотами Той, валек то ба абад
Бимонд номи баландаш ба некӯӣ машҳур.
Закоти мол бадар кун, ки фазлаи разро
Чу боғбон бизанад, бештар диҳад ангур.

Навиштаст бар гӯри Баҳроми Гӯр,
Ки дасти карам беҳ зи бозӯи зӯр.



[1] Сӯҳбат – рафоқат, дӯстӣ



*Боби сеюм*

# ДАР ФАЗИЛАТИ ҚАНОАТ

## ҲИКОЯТ

Хоҳандаи[1] мағрибӣ дар сафи баззозони Ҳалаб мегуфт: «Эй худованди неъмат! Агар шуморо инсоф будию моро қаноат, расми савол[2] аз ҷаҳон бархостӣ».

Эй қаноат, тавонгарам гардон,
Ки варои[3] ту ҳеҷ неъмат нест.
Ганҷи сабр ихтиёри Луқмон аст,
Ҳар киро сабр нест, ҳикмат нест!

## ҲИКОЯТ

Ду амирзода буданд дар Миср: яке илм омӯхту дигаре мол андӯхт. Оқибатуламр он яке алломаи аср гашту ин яке азизи[4] Миср шуд. Пас ин тавонгар ба чашми ҳақорат[5]дар фақеҳ назар кардию гуфтӣ: «Ман ба салтанат расидаму ин ҳамчунон дар мазаллат бимондааст». Гуфт: «Эй бародар, шукри неъмат ҳамчунон афзунтар аст, бар ман ки мероси

---

[1] Хоҳанда – гадо
[2] Савол – гадоӣ, талбандагӣ
[3] Варо – ба ҷуз, ғайр аз
[4] Азиз – лақаби подшоҳони Миср
[5] Яъне: назарогири

пайғамбарон ёфтам, яъне илм ва ту мероси Фиръавну Ҳомон[1], яъне мулки Миср!»

Ман он мӯрам, ки дар поям бимоланд,
На занбӯрам, ки аз нешам биноланд.
Куҷо худ шукри ин неъмат гузорам,
Ки зӯри мардумозорӣ надорам!

## ҲИКОЯТ

Дарвешеро шунидам, ки дар оташи фока месӯхту хирқа бар хирқа хамедӯхт ва таскини хотири мискинро ҳамегуфт:

Ба нони хушк қаноат кунему ҷомаи далқ,
Ки бори меҳнати худ беҳ, ки бори миннати халқ.

Касе гуфташ: «Чӣ нишинӣ, ки фалон дар ин шаҳр табъе карим дораду караме амим[2], миён ба хидмати озодагон баста ва дар дари дилҳо нишаста, агар бар сурати ҳоли ту, чунон ки ҳаст, мутталеъ гардад, поси хотири азизон миннат дорад». Гуфт: «Хомӯш, ки дар сахтӣ мурдан беҳ, ки ҳоҷат пеши касе бурдан!»

Ҳар руқъа дӯхтан беҳу илзоми[3] кунҷи сабр,
К-аз баҳри ҷома, руқъа бари хоҷагон навишт.
Ҳаққо, ки бо уқубати дӯзах баробар аст,
Рафтан баноймардии[4] ҳамсоя дар биҳишт!

## ҲИКОЯТ

Дар сирати Ардашери Бобакон омадааст, ки ҳакими арабро пурсид, ки «рӯзе чӣ моя таом бояд хӯрдан?» Гуфт:

---

[1] Фиръавн 1) лақаби подшоҳони қадими Миср аст. 2) Ҳомон вазири яке аз подшоҳони Миср

[2] Амим – умумӣ, ба ҳама шомилшаванда

[3] Илзоми – лозим донистан

[4]Ноймардӣ – ёрмандӣ

«Сад дирам санг[1] кифоят аст». Гуфт: «Ин қадар чӣ қувват диҳад?» Гуфт: «Ин қадар туро бар пой ҳамедорад ва ҳар чи бар ин зиёдат куни, ту ҳаммоли онӣ!»

Хӯрдан барои зистану зикр кардан аст,
Ту мӯътақид, ки зистан аз баҳри хӯрдан аст.

## ҲИКОЯТ

Ду дарвеши хуросонӣ мулозими суҳбати якдигар сафар карданди: яке заиф буд, ки ҳар ду шаб ифтор кардӣ ва дигаре қавӣ, ки рӯзе се бор хӯрдӣ. Қазоро [2] бар дари шаҳре ба тӯҳмати ҷосусӣ гирифтор омаданд ва ҳар дуро ба хонае карданду дар ба гил бароварданд[3]. Баъд аз ду ҳафта маълум шуд, ки бегуноҳанд, қавиро диданд: мурда, заиф ҷон ба саломат бурда. Дар ин аҷаб монданд. Ҳакиме гуфт: «Хилофи ин аҷаб будӣ[4], он яке бисёрхор буд, тоқати бенавоӣ наёвард, ба сахтӣ ҳалок шуд ва ин дигар хештандор буд, лоҷарам бар одати хештан сабр карду басаломат бимонд».

Чу кам хурдан табиат шуд касеро,
Чу сахтӣ пешаш ояд, сахл гирад;
В-агар танпарвар аст андар фароҳи,
Чу тангӣ бинад, аз сахтӣ бимирад!

## ҲИКОЯТ

Яке аз ҳукамо писарро наҳй[5] кард аз бисёр хӯрдан, ки серӣ мардумро ранҷур кунад. Гуфт: «Эй падар, гуруснагӣ халқро бикушад, нашунидаӣ, ки зарифон гуфтаанд: «Ба серӣ мурдан, беҳ ки гуруснаги бурдан».

---

[1] Яъне – баробари вазни сад дирам (ҳар дирам – 3.42 грамм)
[2] Яъне: иттифоқо
[3] Дарро бо лою хишт маҳкам карданд
[4] Яъне: – агар баръакси ин мешуд, ҷои тааҷҷуб буд
[5] Наҳй – манъ

На чандон бихӯр, к-аз даҳонат барояд,
На чандон, ки аз заъф ҷонат барояд.

* * *

Бо он, ки дар вуҷуди таом аст ҳаззи[1] нафс,
Ранҷ оварад таом, ки беш аз қадар бувад.
Гар гулшакар хурӣ ба такаллуф[2], зиён кунад,
В-ар нони хушк дер хӯрӣ, гулшакар бувад!

* * *

Макун, гар мардумӣ, бисёрхорӣ,
Ки саг з-ин мекашад бисёр хорӣ!

## ҲИКОЯТ

Баққолеро дираме чанд бар сӯфиён гирд омада буд дар Восит[3]. Ҳар рӯз мутолибат кардӣ[4] ва суханони бохушунат гуфтӣ. Асҳоб[5] аз тааннути[6] вай хастахотир ҳамебуданд в... аз таҳаммул чорас набуд. Соҳибдиле дар он миён гуфт «Нафсро ваъда додан ба таом осонтар аст, ки баққолро ба дирам».

Гарки эҳсони хоҷа авлотар,
К-эҳтимоли ҷафои баввобон[7]!
Ба таманнои гӯшт мурдан беҳ,
Ки такозои зишти қассобон!

## ҲИКОЯТ

Ҷавонмардеро дар ҷанги тотор ҷароҳате ҳавл[8] расид. Ка

---

[1] Ҳазз – баҳра
[2] Такаллуф – бо дили ноҳоҳам
[3] Восит – номи шаҳре
[4] Яъне: пулашро талаб мекард
[5] Асҳоб – рафиқон
[6] Тааннут – бадгуӣ, айбҷӯӣ
[7] Баввоб – дарбон
[8] Ҳавл – мудҳиш

се гуфт: «Фалон бозургон нӯшдору дорад, агар бихоҳӣ, бошад, ки дареғ надорад». Гӯянд, он бозургон ба бухл маъруф буд.

Гар ба ҷои нонаш андар суфра будӣ офтоб,
То қиёмат рузи равшан кас надидӣ ҷуз ба хоб.

Ҷавонмард гуфт: «Агар нушдору хоҳам, диҳад ё надиҳад ва агар диҳад, манфиат кунад ё накунад. Боре[1] хостан аз ӯ заҳри кушанда аст.

Ҳар чи аз дунон ба миннат хостӣ,
Дар тан афзудию аз ҷон костӣ.

Ва ҳакимон гуфтаанд: «Оби ҳаёт агар фурушанд, филмасал, ба обрӯй, доно нахарад, ки мурдани ба иллат, беҳ аз зиндагии ба зиллат[2].

Агар ҳанзал[3] хурӣ аз дасти хушхӯй,
Беҳ аз ширинӣ аз дасти турушхӯй!

## ҲИКОЯТ

Яке аз уламо хӯрандаи бисёр дошт ва кифофи[4] андак. Бо яке аз бузургон, ки дар ҳаққи ӯ мӯътақид буд, бигуфт, рӯй аз таваққӯи[5] ӯ дар ҳам кашид ва таъризи суол[6] аз аҳли адаб дар назараш нописанд омад.

Зи бахт руй туруш карда пеши ёри азиз
Марав, ки айш бар ӯ низ талх гардонӣ.
Ба ҳоҷате, ки равӣ тозарӯю хандон рав,
Фурӯ набандад кори кушодапешонӣ.

---

[1] Боре – чизе
[2] Хиллат – хорӣ
[3] Ҳанзал – харбузаи талхи ёбои
[4] Кифоф – маош
[5] Таваққӯъ – талаб
[6] Таъризи суол – чизе талабидан

Овардаанд, ки андаке дар вазифаи ӯ зиёдат кард ва бисёр аз иродат кам. Донишманд чун пас аз чанд рӯз мавадлати маъҳуд[1] барқарор надид, гуфт:

Нонам афзуду обрӯям кост,
Бенавоӣ беҳ аз мазаллати хост.

## ҲИКОЯТ

Дарвешеро зарурате пеш омад. Касе гуфт: «Фалон неъмате дорад беқиёс, агар бар ҳоҷати ту воқиф гардад, ҳамоно ки дар қазои он таваққуф раво надорад». Гуфт: «Ман ӯро надонам». Гуфт: «Манат раҳбарӣ кунам». Дасташ гирифт то ба манзили он шахс даровард, якеро дид: лаб фурӯҳишта ва тунд нишаста, баргашту сухан нагуфт. Касе гуфташ: «Чӣ кардӣ?» Гуфт: «Атои ӯро ба лиқои ӯ бахшидам».

Мабар ҳоҷат ба наздики турушруй,
Ки аз хӯи бадаш фарсуда гардӣ;
Агар гӯӣ ғами дил, бо касе гӯй,
Ки аз рӯяш ба нақд осуда гардӣ.

## ҲИКОЯТ

Ҳотами Тойро гуфтанд: «Аз худ бузургҳимматтар дар ҷаҳон дидаӣ ё шунидаӣ?» Гуфт: «Бале. Рӯзе чил шутур қурбон карда будам умарою арбоброро. Пас ба гӯшаи саҳрое ба ҳоҷате берун рафта будам, хоркашеро дидам: пуштае фароҳам оварда. Гуфтамаш: «Ба меҳмонии Ҳотам чаро наравӣ, ки халқе бар симоти[2] ӯ гирд омадаанд?» Гуфт:

«Ҳар ки нон аз амали хеш хӯрад,
Миннат аз Ҳотами Той набарад!»

Ман уро ба ҳиммат ва ҷавонмардӣ аз худ бартар дидам».

---

[1] Маваддати маъҳуд – дӯстии одатшуда
[2] Симот – дастархон

## ҲИКОЯТ

Аъробиеро дидам: дар ҳалқаи ҷавҳариёни Басра ҳикоят ҳамекард, ки вақте дар биёбоне роҳ гум карда будам ва аз зоди муайяне чизе бо ман намонда ва дил бар ҳалок ниҳода. Ногоҳ кисае ёфтам: пур аз марворид. Ҳаргиз он завқу шодӣ фаромӯш накунам, ки пиндоштам, гандуми бирён аст, боз он талхию навмедӣ, ки бидонистам, ки марворид аст!

Дар биёбони хушку реги равон
Ташнаро дар даҳон чи дур, чи садаф!
Марди бетӯша к-ӯфтод аз пой,
Бар камарбандӣ ӯ чи зар, чи ҳазаф![1]

## ҲИКОЯТ

Ҳамчунон дар қои басит[2] мусофире гум шуда буд ва куту[3] қувваташ ба охир омада ва дираме чанд бар миён дошт, бисёре бигардид ва раҳ ба ҷое набурд, пас ба сахтӣ ҳалок шуд. Тоифае бирасиданду дирамҳо диданд: пеши рӯяш ниҳода ва бар хок навишта:

Гар ҳама зарри ҷаъфарӣ[4] дорад,
Марди бетӯша барнагирад ком.
Дар биёбон фақири сӯхтаро
Шалғами пухта беҳ, ки нуқраи хом!

## ҲИКОЯТ

Ҳаргиз аз даври замон нанолида будам ва рӯй аз гардиши осмон дарҳам накашида, магар вақте ки поям бараҳна

---

[1] Ҳазаф – сафолпора
[2] Қои басият – замини холии паҳновар, биёбон
[3] Кут – ғизо
[4] Зари ҷаъфарӣ – тиллои холис

буд ва иститоати[1] пойпӯше надоштам. Ба ҷомеи Кӯфа даромадам дилтанг, якеро дидам, ки пой надошт... Бар бекафшӣ сабр кардам.

Мурғи бирён ба чашми мардуми сер
Камтар аз барги тарра[2] бар хон аст.
В-онкиро дастгоҳу қувват нест.
Шалғами пухта мурғи бирён аст.

## ҲИКОЯТ

Бозургонеро дидам, ки саду панҷоҳ шутур бор дошт ва чиҳил бандаву хидматгор. Шабе дар ҷазираи Кеш маро ба ҳуҷраи хеш даровард. Ҳама шаб наёрамид[3] аз суханҳои парешон гуфтан, ки «Фалон анборам ба Туркистон аст ва фалон бизоат ба Ҳиндустон ва ин қаболаи[4] фалон замин аст ва фалон чизеро фалон замин[5]». Гоҳ гуфтӣ: «Хотири Искандария дорам, ки ҳавое хуш аст». Боз гуфтӣ: «На, ки дарёи Мағриб мушавваш[6] аст. Саъдиё. сафари дигар дар пеш аст, агар он карда шавад, бақияти умри хеш ба гӯшае бинишинам». Гуфтам: «Он кадом сафар аст?» Гуфт: «Гӯгирди форсӣ хоҳам бурдан ба Чин, ки шунидам қимате азим дорад ва аз он ҷо косаи чинӣ ба Рум орам ва дебои[7] румӣ ба Ҳид ва фӯлоди ҳиндӣ ба Ҳалаб ва обгинаи ҳалабӣ ба Яман ва бурди ямонӣ[8] ба Порс ва аз он пас тарки сафар кунам ва ба дӯконе бинишинам».

---

[1] Иститоат – тавоноӣ
[2] Тарра – кабудиест монанди пиёзи кабуд, ки онро нонхуриш мекунанд
[3] Наёрамид – ором нагирифт
[4] Қабола – васиқа, ҳуҷҷати моликияти замин
[5] Замин – бо ҳарфи зоди арабӣ, зомин, кафил
[6] Мушавваш – талотумнок
[7] Дебо – ҳарир
[8] Бурди ямонӣ – матои сафед, ки беҳтарини онро ба мамлакати Яман нисбат медиҳанд

Инсоф[1], аз ин молихулиё[2] чандон фуру гуфт, ки беш тоқати гуфтанаш намонд. Гуфт: «Эй Саъдӣ, ту ҳам сухане бигӯй аз онҳо, ки дидай ва шунидай!» Гуфтам:

Он шунидасти, ки дар саҳрои Ғӯр,
Борсолоре[3] бияфтод аз сутур[4].
Гуфт: чашми танги дунёдорро,
Ё қаноат пур кунад, ё хоки гӯр!

## ҲИКОЯТ

Молдореро шунидам, ки ба бухл чунон маъруф буд, ки Ҳотами Той дар карам. Зоҳири ҳолаш ба неъмати дунё ороста ва хиссати[5] нафси ҷибиллӣ[6] дар вай ҳамчунон мутамаккин[7] то ҷое, ки ноне ба ҷоне аз даст надодӣ ва гурбаи Абӯҳурайраро[8] ба луқмае нанавохтӣ ва саги асҳоби Каҳфро[9] устухоне наяндохтӣ. Филҷумла, хонаи уро кас надидӣ дар кушода ва суфраи ӯро сар кушода.

Дарвеш ба ҷуз бӯи таомаш нашунидӣ,
Мурғ аз паси нон хурдани у реза начидӣ.

Шунидам, ки ба дарёи Мағриб-андар роҳи Миср баргирифта буд ва хаёли фиръавнӣ дар сар... Боде мухолифи киштӣ баромад.

---

[1] Инсоф – дар ин ҷо ба маънии бардостӣ, ростӣ гап ҳамин, ки
[2] Молихулиё – хаёлоти савдоомез, хаёлоти хом
[3] Борсолор – соҳиби борҳои корвон
[4] Сутур – асп ва хачир
[5] Хиссат – хасисӣ
[6] Ҷабилли – зотӣ
[7] Мутамаккин – ҷогирифта
[8] Абӯҳурайра – яке аз саҳобаҳои пайғамбар Муҳаммад
[9] Асҳоби каҳф – назар ба афсонаҳои динӣ хафт кас будаанд, ки дар замони подшоҳи золим Дақёнус дар як ғор паноҳ бурда, гӯё сесад сол дар он хоб кардаанд ва ҳамроҳи худ саге ҳам доштаанд.

Бо табъи малулат чи кунад дил, ки насозад,
Шурта[1] ҳама вақте набувад лоиқи киштӣ.

Дасти дуо бароварду фарёди бефоида кардан гирифт.

Дасти тазарруъ[2] чӣ суд бандаи мӯҳтоҷро,
Вақти дуо бар худой, вақти карам дар бағал.

Аз зару сим роҳате бирасон,
Хештан ҳам таматтуе баргир.
Чунки ин хона аз ту хоҳад монд,
Хиште аз симу хиште аз зар гир.

Овардаанд, ки дар Миср ақориби дарвеш дошт, ба бақияти моли ӯ тавонгар шуданд ва ҷомаҳои куҳан ба марги ӯ бидариданд ва ба ивази он хазу[3] димётӣ[4] бибуриданд. Ҳам дар он ҳафта якеро дидам аз эшон бар бодпое равон, ғуломе дар пай давон. Бо худ гуфтам:

Ваҳ, ки гар мурда бозгардидӣ,
Ба миёни қабилаву пайванд:
Радди мерос сахттар будӣ
Ворисонро зи марги хешованд.

Ба собиқаи маърифате, ки миёни мо буд, остинаш гирифтаму гуфтам:

Бихӯр, эй нексирати сарамард,
К-он нигунбахт гирд карду нахурд.

---

[1] Шурта – боди мувофиқ, шамоли нарме, ки баъд аз тӯфон мевазад
[2] Тазарруъ – илтиҷо
[3] Хаз – пӯсти ҳайвон, пӯстин
[4] Димётӣ – навъе аз матоъҳои нозук, ки дар шаҳри Димёти Миср мебофтаанд

## ҲИКОЯТ

Аблаҳеро дидам: самин[1], хилъате самин[2] дар бар ва маркабе тозӣ дар зер ва қасаби мисрӣ дар сар. Касе гуфт: «Саъдӣ, чи гуна ҳамебинӣ ин дебои муаллам[3] бар ин ҳайвони лояълам?»[4] Гуфтам. «Хате зишт аст, ки ба оби зар навишта аст».

Як талъати зебо, беҳ аз ҳазор хилъати дебо.

Ба одамӣ натавон гуфт монад ин ҳайвон,
Магар дуроаву[5] дастору нақши берунаш.
Бигард дар ҳама асбобу мулку ҳастии ӯ,
Ки ҳеҷ чиз набинӣ ҳалол ҷуз худаш!..

## ҲИКОЯТ

Дузде гадоеро гуфт, ки шарм надорӣ, ки даст аз барои ҷаве сим пеши ҳар лаим дароз мекунӣ? Гуфт:

Дасти дароз аз паи як ҳабба[6] сим
Беҳ, ки бибурранд ба донгеву ним[7]!

## ҲИКОЯТ

Муштзанеро ҳикоят кунанд, ки аз даҳри мухолиф ба фиғон омада ва ҳалқи фарох аз дасти танг ба ҷое расида. Шикоят пеши падар бурд ва иҷозат хост, ки азми сафар дорам, магар ба қуввати бозу домани коме фароҷанг орам[8].

---

[1] Самин – (бо ҳарфи сини арабӣ) фарбеҳ.
[2] Самин – (бо ҳарси сеи арабӣ) қиматьаҳо
[3] Муаллам – гулдор
[4] Лояълам – нодон
[5] Дуроа – либоси аз сӯф дӯхташуда
[6] Як ҳабба – ба қадри як чав, як реза
[7] Донг – андозаи вазн. ки баробари ним грамм аст. Донгеву ним – яку им донг
[8] Яъне: мақсадамро ба даст орам

Фазлу хунар зоеъ аст то нанамоянд,
Уд бар оташ ниҳанду мушк бисоянд.

Падар гуфт: «Эй писар, хаёли маҳол аз сар ба дар кун ва пои каноат дар домани саломат каш, ки бузургон гуфтаанд: «Давлат на ба кӯшидан аст, чора кам ҷӯшидан аст.

Кас натавонад гирифт домани давлат ба зӯр.
Кӯшиши бефоидаст вӯсма бар абрӯи кӯр.

Чӣ кунад зӯрманди ворунбахт,
Бозуи бахт беҳ, ки бозуи сахт».

Писар гуфт: «Эй падар, фавоиди сафар бисёр аст – аз нузҳати[1] хотир ва ҷарри манофеъ[2] ва дидани аҷоибу шунидани ғароиб ва тафарруҷи[3] булдону[4] муҳовирати ҳуллон[5] ва таҳсили ҷоҳу[6] адаб ва мазиди[7] молу муктасаб[8] ва маърифати ёрону таҷрибати рӯзгорон, чунон ки соликони тариқат гуфтаанд:

То ба дукону хона дар грави,
Ҳаргиз, эй хом, одамӣ нашавӣ!
Бирав андар ҷаҳон тафарруҷ кун!
Пеш аз он рӯз, к-аз ҷаҳон биравӣ!

Падар гуфт: «Эй писар, манофеи сафар чунин, ки гуфтӣ, бешумор аст, валекин мусаллам панҷ тоифарост: нахустин, бозургоне, ки бо вуҷуди неъмату мукнат[9] ғуломону кани-

---

[1] Нузҳат – хурсандӣ
[2] Ҷарри манофеъ – ба даст овардани манфиатҳо, нафъҳосилкунӣ
[3] Тафарруҷ – тамошо
[4] Булдон – шаҳрҳо
[5] Муҳовирати ҳулло – ҳамсӯҳбатии дӯстон
[6] Ҷоҳ – мартаба
[7] Мазид – зиёдкунӣ
[8] Муктасаб – чизҳои ба даст даровардашуда
[9] Мукнат – иқтидор, тавоноӣ

зон дорад диловез ва шогирдони чобук; ҳар руз ба шаҳре ва ҳар шаб ба мақоме ва ҳар дам ба тафарруҷгоҳе аз наими[1] дунё мутаматтеъ[2]:

Мунъим[3] ба кӯҳу дашту биёбон ғариб нест,
Ҳар ҷо, ки рафт хайма заду хобгоҳ сохт.
В-онро, ки бар муроди ҷаҳон нест дастрас,
Дар зодбуми хеш ғариб асту ношинохт.

Дуйӯм, олиме, ки ба мантиқи ширин ва қуввати фасоҳату мояи балоғат ҳар ҷо равад, ба хизмати у икдом намоянд ва икром кунанд:

Вуҷуди мардуми доно мисоли зарри тилост,
Ки ҳар куҷо биравад қадру қиматаш донанд.
Бузургзодаи нодон ба шаҳраво[4] монад,
Ки дар диёри ғарибаш ба ҳеҷ настонанд.

Сейум, хубрӯе, ки даруни соҳибдилон ба мухолитати[5] ӯ майл кунад, ки бузургон гуфтаанд: рӯи зебо марҳамаи дилҳои хаста аст ва калиди дарҳои баста. Лоҷарам сӯҳбати ӯро ҳама ҷой ғанимат шиносанду хидматашро миннат донанд.

Шоҳид он ҷо, ки равад ҳурмату иззат бинад,
В-ар биронанд ба қаҳраш падару модари хеш.
Пари товус дар авроқи масоҳиф[6] дидам,
Гуфтам: «Ин манзалат аз қадри ту мебинам беш».
Гуфт: «Хомӯш, ки ҳар кас, ки ҷамоле дорад,
Ҳар куҷо пой ниҳад даст надорандаш пеш...»

---

[1] Наим - неъматҳо
[2] Мутаматтеъ – баҳраманд
[3] Мунъим – бой
[4] Шаҳраво – пули коғазие, ки фақат дар доираи як шаҳр эътибор дошта бошад
[5] Мухолитат - омезиш
[6] Масохиф - ҷамъи мусҳаф, саҳифаи китоб

Чаҳорӯм, хушовозе, ки ба ханҷараи[1] довудӣ[2] об аз ҷараёну мург аз таярон[3] боздорад, пас ба василати ин фазилат дили муштоқон сайд кунад ва арбоби маънӣ ба мунодимати[4] ӯ рағбат намоянд ва бааивоъ[5] хидмат кунанд,

Чи хуш бошад оҳанги нарми ҳазин
Ба гуши ҳарифони масти сабӯҳ[6],
Беҳ аз рӯи зебост овози хуш,
Ки он ҳаззи[7] нафс асту ин қути[8] рӯҳ.

Панҷӯм, пешаваре, ки ба саъи бозу кифофе ҳосил кунад, то обрӯй аз баҳри нон рехта нагардад, чунон ки хирадмандон гуфтаанд:

Гар ба ғарибӣ равад аз шаҳри хеш,
Сахтию меҳнат[9] набарад пинадӯз.
В-ар ба харобӣ фитад аз мамлакат,
Гурсна хусбад малики Нимрӯз[10].

Чунин сифатҳо, ки баён кардам, эй фарзанд, дар сафар мӯҷиби ҷамъияти хотир аст ва доияи[11] тиби[12] айш ва он ки аз ин ҷумла бебаҳра аст, ба хаёли ботил дар ҷаҳон биравад ва дигар касаш ному нишон нашунавад.

---

[1] Ханҷара – гулӯ
[2] Довудӣ – ишора ба Довуд аст, ки яке аз пайғамабарони мазҳаби Исроил буда, ба хушовозӣ ном баровардааст
[3] Таярон – парвоз
[4] Мунодимат – ҳамнишинӣ
[5] Бааивоъ – ҳар навъ
[6] Сабӯҳ – шароби пагоҳӣ нӯшидашуда
[7] Ҳаз – баҳра
[8] Қут – ғизо
[9] Меҳнат – кулфат, машаққат
[10] Нимрӯз – номи мамлакатест дар сарҳади Афғонистону Эрони қадим
[11] Доия – сабаб, боис
[12] Тиб – хубӣ, хушӣ

Ҳар он ки гардиши гетӣ ба кини ӯ бархост,
Ба ғайри маслиҳаташ раҳбарӣ кунад айём.
Кабӯтаре, ки дигар ошён нахоҳад дид.
Қазо ҳамебарадаш то ба суи донаю дом».

Писар гуфт: «Эй падар, қавли хукаморо чи гуна мухолифат кунам, ки гуфтаанд: ризқ агарчи мақсум[1] аст, ба асбоби ҳусули[2] он тааллуқ[3] шарт аст ва бало, агарчи мақдур[4], аз абвоби духули[5] он эҳтироз[6] вочиб.

Ризқ агар чанд бегумон бирасад,
Шарти ақл аст ҷустан аз дарҳо.
Гарчи кас бе аҷал нахоҳад мурд,
Ту марав дар даҳони аждарҳо!

Дар ин сурат, ки манам, бо пили дамон бизанам ва бо шери жаён панҷа дарафканам. Пас маслиҳат он аст, эй падар, ки сафар кунам, ки аз ин беш тоқати бенавоӣ надорам.

Чун мард дарфитод зи ҷою мақоми хеш,
Дигар чӣ ғам хӯрад, ҳама офоқ ҷои ӯст.
Шаб ҳар тавонгаре ба сарое ҳамеравад,
Дарвеш, ҳар куҷо, ки шаб ояд, сарои ӯст».

Ин бигуфту падарро видоъ кард ва ҳиммат хосту[7] равон шуд ва бо худ ҳамегуфт:

Ҳунарвар чу бахташ набошад ба ком,
Ба ҷое равад, к-аш надонанд ном[8].

---

[1] Мақсум – муайяншуда
[2] Ҳусул – воситаҳои бадастоварӣ
[3] Тааллуқ – даст дароз кардан, кӯшидан
[4] Мақдур – дар тақдир пешбинишуда
[5] Абвоби духул – дарҳои даромад
[6] Эҳтироз – парҳез
[7] Яъне: дуо талабид
[8] Мазмуни байт: агар одами боҳунар бетолеъ бошад, ба ҷое меравад, ки ҳатто номашро ҳам намедонанд

Ҳамчунин то бирасид ба канори обе, ки санг аз салобати ӯ бар санг ҳамеомад ва хурушаш ба фарсанг[1] мерафт.

Саҳмгин[2] обе, ки мурғоби дар у эмин набуди,
Камтарин мавҷ осиёсанг аз канораш даррабудӣ.

Гурӯҳе мардумонро дид: ҳар як ба қурозае[3] дар меъбар[4] нишаста ва рахти сафар баста. Ҷавонро дасти ато баста буд, забони сано баркушуд, чандон ки зорӣ кард, ёрӣ накарданд.

Бе зар натавонӣ, ки кунӣ бар кас зӯр,
В-ар зар дорӣ, ба зӯр муҳтоҷ найӣ.

Маллоҳи бемурувват ба ханда баргардиду гуфт:

«Зар надори, натавон рафт ба зур аз дарё,
Зӯри даҳ мард чӣ бошад? Зари як мард биёр!»

Ҷавонро дил аз таънаи маллоҳ ба ҳам баромад[5], хост ки аз ӯ интиқом кашад. Киштӣ рафта буд, овоз доду гуфт: «Агар бад-ин ҷома, ки пӯшидаам, қаноат кунӣ, дареғ нест. Маллоҳ тамаъ кард ва киштӣ бозгардонид.

Бидузад шараҳ[6] дидаи ҳушманд,
Дарорад тамаъ мурғу моҳӣ ба банд.

Чандон, ки ришу гиребонаш ба дасти ҷавон афтод, ба худ даркашид ва бе муҳобо[7] кӯфтан гирифт. Ёраш аз кишти ба дар омад, то пуштӣ кунад, ҳамчунон дуруштӣ дид ва

---

[1] Фарсанг – андозаи дарозӣ, ки наздик ба шаш километр аст
[2] Саҳмгин – даҳшатток
[3] Қуроза – пули майда
[4] Меъбар – киштӣ
[5] Яъне: ранҷид
[6] Шараҳ – тамаъ
[7] Муҳобо – худдорӣ

пушт бидод[1]. Ҷуз ин чора надоштанд, ки бо ӯ ба мусолиҳат гароянд[2] ва ба уҷрат мусолиҳат[3] намоянд.

Чу пархош[4] бинӣ таҳаммул биёр,
Ки саҳлӣ[5] бибандад дари корзор.
Ба ширинзабониву лутфу хушӣ
Тавонӣ, ки пиле ба мӯе кашӣ.
Латофат кун он ҷо, ки бинӣ ситез,
Набуррад қази нармро теғи тез.

Ба узри мозӣ дар қадамаш фитоданд ва бӯсае чанд ба нифоқ[6] бар сару чашмаш доданд. Пас ба киштӣ даровар-данд ва равон шуданд, то бирасиданд ба сутуне, ки аз иморати Юнон дар об истода буд. Маллоҳ гуфт: «Киштиро халал аст[7], яке аз шумо, ки диловартар аст, бояд ки бад-ин сутун биравад ва хитоми[8] киштӣ бигирад, то иморат[9] кунем». Ҷавон ба ғурури диловарӣ, ки дар сар дошт, аз хасми дилозурда наандешид ва қавли ҳукамо муътабар надошт, ки гуфтаанд: «Ҳар киро ранҷе ба дил расонидӣ, агар дар ақиби он сад роҳат бирасонӣ, аз подоши он як ранҷиш эмин мабош, ки пайкон аз ҷароҳат бадарояду озор дар дил бимонад».

Чӣ хуш гуфт Бектош[10] бо хайлтош[11],
Чу душман харошидӣ, эмин мабош!

---

[1] Яъне: ба ақиб гурехт
[2] Яъне: бо ӯ сулҳ кунанд
[3] Яъне: аз пули кирои киштӣ чашм пӯшанд
[4] Пархош – низоъ
[5] Саҳлӣ – нармӣ
[6] Ба нифоқ – бо дурӯягӣ
[7] Яъне: киштӣ шикаст ёфтааст
[8] Хитом – ресмони киштӣ
[9] Иморат – таъмир
[10] Бектош – 1, номи подшоҳи Хоразм, 2, номи паҳлавоне
[11] Хайлтош – 1, сипоҳиёне, ки ҳама аз як тоифа бошанд, 2, рафиқ, ҳамсаф

Машав эмин ки тангдил гардӣ,
Чун зи дастат диле ба танг ояд.
Санг бар бораи ҳисор мазан,
Ки бувад к-аз ҳисор санг ояд!

Чандон, ки миқвади[1] киштӣ ба соид барпечид ва болои сутун рафт, маллоҳ зимом аз кафаш даргусалонид ва киштӣ биронд, бечора мутаҳайир бимонд, рӯзе ду балову меҳнат кашид ва сахтӣ дид, сейӯм рӯз хобаш гиребон гирифт ва ба об андохт. Баъд аз шабонарӯзе дигар бар канор афтод, аз ҳаёташ рамаке[2] монда; барги дарахтон хӯрдан гирифту бехи гиёҳон баровардан, то андаке қувват ёфт. Сар дар биёбон ниҳоду ҳамерафт, то ташнаву бетоқат ба сари чоҳе расид: қавме бар ӯ гирд омада ва шарбате[3] об ба пашизе[4] ҳамеошомиданд. Ҷавонро пашизе набуд, талаб кард ва бечорагӣ намуд, раҳмат[5] наёварданд, дасти таадди дароз кард, муяссар нашуд. Ба зарурат тане чандро фурӯ куфт. Мардон ғалаба карданду бе муҳобо бизаданд ва маҷрӯҳ шуд.

Пашша чу пур шуд, бизанад пилро
Бо ҳама тундиву салобат[6], ки ӯст.
Мӯрчагонро чу бувад иттифоқ,
Шери жаёнро бидаронанд пӯст.

Ба ҳукми зарурат дар паи корвоне афтоду бирафт. Шабонгоҳ бирасиданд ба мақоме ки аз дуздон пурхатар буд. Корвониёнро дид: ларза бар андом афтода ва дил бар ҳалок ниҳода. Гуфт: «Андеша мадоред, ки яке манам дар

[1] Миқвад – ресмони махсус барои кашидани киштӣ
[2] Рамақ – нафаси охирин
[3] Шарбате об – як қулт об
[4] Пашиз – пули сиёҳ
[5] Раҳмат – раҳм
[6] Салобат – сахти, ҳайбат, маҳками

ин миён, ки ба танҳо панҷоҳ мардро ҷавоб диҳам ва дигар ҷавонон ҳам ёрӣ кунанд! «Ин бигуфт ва мардуми корвонро ба лофи ӯ дил қавӣ гашт; ба сӯҳбаташ шодмони карданд ва ба зоду[1] обаш дастгирӣ воҷиб донистанд. Ҷавонро оташи меъда боло гирифта буду инони тоқат аз даст рафта. Луқмае чанд аз сари иштиҳо тановул кард ва даме чанд об дар сараш ошомид то деви даруниш биёромид ва бихуфт. Пирамарде ҷаҳондида дар он миён буд, гуфт: «Эй ёрон, ман аз ин бадрақаи[2] шумо андешанокам, на чандон ки аз уздон, чунон ки ҳикоят кунанд, араберо дираме чанд гирд омада буд ва ба шаб аз ташвиши луриён[3] дар хона танҳо хобаш намебурд. Якеро пеши худ овард, то ваҳшати танҳоӣ ба дидори ӯ мунсариф[4] кунад ва шабе чанд дар сӯҳбати ӯ буд, чандон ки бар дирамҳояш иттилоъ ёфт, бибурд[5] ва сафар кард. Бомдодон диданд арабро: гирён ва урён. Гуфтанд: «Ҳол чист? Магар он дирамҳои туро дузд бурд?» Гуфт: «Ло, валлоҳ[6] бадрақа бурд!»

Ҳаргиз эмин зи мор наншастам,
Ки бидонистам он чи хислати ӯст.
Захми дандони душмане батар аст,
Ки намояд ба чашми мардум дӯст!

Чӣ донед, агар ин ҳам аз ҷумлаи дуздон бошад, ки ба айёрӣ дар миёни мо таъбия шудааст[7], то ба вақти фурсат ёронро хабар кунад. Маслиҳат он бинам, ки мар ӯро хуфта бимонем ва биронем[8]». Ҷавононро тадбири пир устувор

---

[1] Зод – озуқа
[2] Бадрақа – роҳбари корвон
[3] Лӯриён – лӯлиён
[4] Мунсариф – дур
[5] Бибурд – дуздид
[6] Ло, валлоҳ – не, қасам, ба худо
[7] Таъбия шудан – ҷо гирифтан
[8] Яъне: корвонро ба роҳ дарорем

омад ва маҳобате[1] аз муштзан дар дил гирифтанду рахт[2] бардоштанд ва ҷавонро хуфта бигузоштанд. Он гоҳ хабар ёфт, ки офтобаш дар китф тофт, сар баровард: корвон рафта дид. Бечора бассе бигардиду раҳ ба ҷое набурд; ташнаву бенаво рӯй бар хок ва дил бар ҳалок ниҳода ҳамегуфт:

Дурушти кунад бо ғарибон касе,
Ки нобуда бошад, ба ғурбат басе.

Мискин дар ин сухан буд, ки подшоҳписаре ба сайд аз лашкариён дур афтода буд, болои сараш истода ҳамешунид ва дар ҳайъаташ[3] нигаҳ мекард: сурати зоҳираш покиза ва сифати ҳолаш парешон. Пурсид: «Аз куҷоӣ ва бад-ин ҷойгаҳ чун афтодӣ?» Бархе аз он чи бар сари ӯ рафта буд, иода кард[4]. Маликзодаро бар ҳоли табоҳи ӯ раҳмат омад. Хилъату неъмат дод ва мӯътамаде бо вай фиристод, то ба шаҳри хеш омад. Падар ба дидори ӯ шодмонӣ кард ва бар саломати ҳолаш шукр гуфт. Шабонгаҳ аз он чи бар сари ӯ рафта буд, аз ҳолати киштӣ ва ҷаври маллоҳ ва рустоиён бар сари чоҳ ва ғадри[5] корвониён бо падар мегуфт. Падар гуфт: «Эй писар, нагуфтамат ҳангоми рафтан, ки тиҳидастонро дасти далерӣ баста асту сарпанҷаи шерӣ шикаста.

Чи хуш гуфт он тиҳидасти силаҳшӯр[6],
Ҷаве зар беҳтар аз панҷоҳ ман зӯр[7]».

Писар гуфт: «Эй падар, ҳароина то ранҷ набарӣ, ганҷ барнадорӣ ва то ҷон дар хатар наниҳӣ, бар душман зафар

[1] Маҳобат – тарс
[2] Рахт – асбобу анҷом
[3] Ҳайат – афт
[4] Иода кардан – нақл кардан
[5] Ғадр – макр
[6] Силаҳшӯр – ҷанговар
[7] Яъне: ба андозаи як ҷав тилло аз як олам зӯр беҳтар аст

наёбӣ ва то дона парешон накунӣ, хирман барнагирӣ! Набинӣ, ки ба андак моя ранҷе, ки бурдам, чи таҳсили роҳат кардам ва ба неше, ки хӯрдам, чи моя[1] асал овардам?

Гарчи берун зи ризқ натвон хӯрд,
Дар талаб коҳилӣ нашояд кард!

Ғаввос агар андеша кунад коми наҳанг,
Ҳаргиз накунад дурри гаронмоя ба чанг.

Осиёсанги зерин мутаҳаррик нест, лоҷарам, таҳаммули бори гарон ҳамекунад.

Чӣ хурад шери шарза дар буни ғор?
Бози афтодаро чӣ қут бувад?
То ту дар хона сайд хоҳӣ кард,
Дасту поят чу анкабут бувад!»

Падар гуфт: «Эй писар, туро дар ин навбат фалак ёварӣ кард ва иқбол раҳбарӣ, ки соҳибдавлате дар ту расид ва бар ту бубахшоид ва касри ҳолатро[2] ба тафаққуде[3] ҷабр кард[4] ва чунин иттифоқ нодир афтад ва бар нодир ҳукм натавон кард. Зинҳор, то бад-ин тамаъ дигар бора гирди валаъ[5] нагардӣ!

Сайёд на ҳар бор шикоре бибарад,
Афтад, ки яке рӯз палангаш бидарад.

Чунон ки якеро аз мулуки Порс нигине гаронмоя бар ангуштари буд. Боре ба ҳукми тафарруҷ бо тане чанд хосон

---

[1] Чӣ моя – чӣ миқдор
[2] Касри ҳол – парешонҳолӣ
[3] Тафаққуд – дилҷӯӣ
[4] Ҷабр кардан – дар ин ҷо ба маънии беҳтар кардан
[5] Валаъ – ҳирс, тамаъ

ба Мусаллои[1] Шероз бурун рафт, фармуд то ангуштариро бар гунбази Азуд насб карданд, то ҳар ки тир аз ҳалқаи ангуштарӣ бигузаронад, хотам[2] ӯро бошад. Иттифоқан чаҳорсад ҳукмандоз,[3] ки дар хидмати у буданд, ҷумла хато карданд, магар кӯдаке, ки бар боми работе ба бозича тир а ҳар тарафе меандохт, боди сабо тири ӯро ба ҳалқаи ангуштарӣ бигузаронид ва хилъату неъмат ёфт ва хотам ба вай арзонӣ доштанд. Писар тиру камонро бисӯхт. Гуфтанд: «Чаро чунин кардӣ?» Гуфт: «То равнақи нахустин бар ҷой монад»!

Гаҳ бувад, к-аз ҳакими равшанрой
Барнаёяд дуруст тадбире.
Гоҳ бошад, ки кӯдаке нодон,
Ба ғалат бар ҳадаф занад тире».

## ҲИКОЯТ

Дарвешеро шунидам, ки ба ғоре дар нишаста буд ва дар ба руи ҷаҳониён баста ва мулуку ағниёро[4] дар чашми ҳиммати ӯ шавкату ҳайбат намонда.

Ҳар ки бар худ дари суол[5] кушод,
То бимирад ниёзманд бувад.
Оз[6] бигзору подшоҳӣ кун,
Гардани бетамаъ баланд бувад!

Яке аз мулуки он тараф ишорат кард, ки таваққуъ[7] ба карами ахлоки мардон чунин аст, ки ба намак бо мо

---

[1] Мусалло идгоҳи Шероз, ки қабри Ҳофиз дар он ҷост
[2] Хотам нигини агуштарин
[3] Ҳукмандоз - тирандозони моҳир ва бехато псзананда
[4] Ағниё ҷамъи ғанӣ, боён
[5] Суол гадоӣ
[6] Оз тамаъ
[7] Таваққуъ умед

мувофиқат кунанд. Шайх ризо дод, ба ҳукми он, ки иҷобати[1] даъват суннат аст. Дигар рӯз малик ба узри қудумаш рафт. Обид аз ҷой барҷаст ва дар канораш гирифту талаттуф[2] кард ва сано гуфт. Чун ғоиб шуд, яке аз асҳоб гуфт шайхро, ки чандин мулотифат ки имрӯз бо подшоҳ кардӣ, хилофи одат буд ва дигар надидаем». Гуфт: «Нашунидаӣ, ки гуфтаанд:

Ҳар киро бар симот[3] биншасти,
Воҷиб омад ба хидматаш бархост.

Гӯш тавонад, ки ҳама умр вай,
Нашнавад овози дафу чангу най,
Дида шикебад[4] зи тамошои боғ,
Бе гулу насрин ба сар орад димоғ.
В-ар набувад болиши огандапар[5],
Хоб тавон кард ҳаҷар зери сар.
В-ар набувад дилбари ҳамхоба пеш,
Даст тавон кард дар оғӯши хеш.
В-ин шиками беҳунари печ-печ
Сабр надорад, ки бисозад ба ҳеч.



[1] Иҷобат – қабул
[2] Талаттуф – лутфу меҳрубонӣ
[3] Симот – дастархон
[4] Шикебад – сабр кардан
[5] Огандапар – пур аз пар



*Боби чаҳорум*

# ДАР ФАВОИДИ ХОМӮШӢ

## ҲИКОЯТ

Якеро аз дӯстон гуфтам: «Имтинои[1] сухан гуфтанам ба иллати[2] он ихтиёр омадааст, ки ғолиби авкот дар сухан неку бад иттифоқ афтад ва дидаи душманон ҷуз бар бадӣ намояд». Гуфт: «Душман он беҳ, ки некӣ набинад».

Ҳунар ба чашми адоват бузургтар айб аст,
Гул аст Саъдию дар чашми душманон хор аст!

Нури гетифурӯзи чашмаи хур,[3]
Зишт бошад ба чашми мушаки кур.

## ҲИКОЯТ

Бозургонеро ҳазор динор хасорат[4] афтод. Писарро гуфт: «Набояд, ки ин сухан бо касе дар миён ниҳӣ!» Гуфт: «Эй падар. фармон турост, нагуям, валекин хоҳам маро бар фоидаи ин мутталеъ[5] гардонӣ, ки маслиҳат дар ниҳон доштан чист?» Гуфт: «То мусибат ду нашавад: яке нуқсони моя ва дигар шамотати[6] ҳамсоя.

---

[1] Имтиноъ – худдорӣ аз коре
[2] Иллат – сабаб
[3] Хур – офтоб
[4] Хасорат – зарар
[5] Мутталеъ – огаҳ
[6] Шамотат – таъназанӣ

Магӯ андӯҳи хеш бо душманон,
Ки «лоҳавл»[1] гӯянд шодикунон.

## ҲИКОЯТ

Ҷавоне хирадманд аз фунуни фазоил ҳаззе[2] вофир[3] дошт ва табъе нофир[4]; чандон ки дар маҳофили донишмандон нишастӣ, забон аз сухан бибастӣ. Боре падараш гуфт: «Эй писар, ту низ он чӣ донӣ, бигӯй!» Гуфт: «Тарсам, ки бипурсанд, аз он чи надонам ва шармсорӣ барам.

Нашунидӣ, ки суфие мекуфт
Зери наълайни хеш мехе чанд.
Остинаш гирифт сарҳанге[5],
Ки биё, наъл бар сутурам[6] банд!»

## ҲИКОЯТ

Ҷолинус аблаҳеро дид: даст дар гиребони донишманде зада ва беҳурмати ҳамекард. Гуфт: «Агар ин доно буди, кори вай бо нодон бад-ин ҷо нарасиди.

Ду оқилро набошад кину пайкор,
На доное ситезад бо сабукбор[7].
Агар нодон ба ваҳшат сахт гӯяд,
Хирадмандаш ба нармӣ дил биҷӯяд.
Ду соҳибдил нигаҳ доранд мӯе,
Ҳамедун[8] саркаше в-озармҷӯе[1].

---

[1] Лоҳавл – калимаи нидоест, барои изҳори шодмонӣ ё тааҷҷуб
[2] Ҳаз – баҳра
[3] Вофир – фаровон
[4] Нофир – нафраткунанда
[5] Сарҳанг – сардори лашкар
[6] Сутур – асп
[7] Сабукбор – одами сабук, камақл
[8] Ҳамедун – инчунин

В-агар бар ҳар ду ҷониб ҷоҳилонанд,
Агар занҷир бошад, бигсалонанд[2].
Якеро зиштхуе дод дашном,
Таҳаммул карду гуфт: «Эй хубфарҷом.
Батар з-онам, ки хоҳӣ гуфтан онӣ[3],
Ки донам, айби ман чун ман надонӣ!

## ҲИКОЯТ

Саҳбони Воилро[4] дар фасоҳат беназир ниҳодаанд ба ҳукми он, ки бар сари ҷамъ соле сухан гуфтӣ ва лафзе муқаррар[5] накардӣ ва агар ҳамон иттифоқ афтодӣ, ба иборате дигар бигуфтӣ ва аз ҷумлаи одоби нудамои[6] мулук яке ин аст.

Сухан гар чи дилбанду ширин бувад,
Сазовори тасдиқу таҳсин бувад,
Чу як бор гуфтӣ, магӯ боз пас,
Ки ҳалво чу якбор хурданд, бас!

## ҲИКОЯТ

Якеро аз ҳукамо шунидам, ки мегуфт: «Ҳаргиз касе ба ҷаҳли хеш иқрор накардааст, магар он кас, ки чун дигаре дар сухан бошад, ҳамчунон ногуфта, сухан оғоз кунад.

Суханро сар аст, эй хирадманду бун,
Маёвар сухан дар миёни сахун.
Худованди тадбиру фарҳангу ҳуш,
Нагӯяд сухан то набинад хамӯш.

---

[1] Озармҷуй – одами боҳаё
[2] Бигсалонанд – пора мекунанд
[3] Онӣ – он ҳастӣ
[4] Саҳбони Воил – суханадони машҳури араб
[5] Муқаррар – такрор
[6] Нудамо – ҳамсуҳбатон

## ҲИКОЯТ

Тане чанд аз бандагони Маҳмуд гуфтанд Ҳасани Маймандиро, ки «султон имрӯз туро чӣ гуфт дар фалон маслиҳат?» Гуфт: «Бар шумо ҳам пӯшида набошад» Гуфтанд: «Он чи бо ту гӯяд, ба амсоли мо гуфтан раво надорад». Гуфт: «Ба эътимоди он, ки донад, ки нагӯям, пас чаро ҳамепурсед?»

На ҳар сухан, ки бароянд, бигӯяд аҳли шинохт[1],
Ба сирри шоҳ сари хештан нашояд бохт.

## ҲИКОЯТ

Яке аз шуаро пеши амири дуздон рафт ва саное бар ӯ бигуфт. Фармуд то ҷома аз ӯ баркананд ва аз деҳ бадар кунанд. Мискин бараҳна ба сармо ҳамерафт. Сагон дар қафои вай афтоданд, хост то санге бардорад ва сагонро дафъ кунад, замин ях гирифта буд, оҷиз шуду гуфт: «Ин чӣ ҳаромзода мардумонанд, сагро кушодаанду сангро баста!»

Амир аз гурфа бидиду бишунид ва бихандид, гуфт: «Эй ҳаким, аз ман чизе бихоҳ!» Гуфт: «Ҷомаи худ мехоҳам, агар инъом фармоӣ.

Умедвор бувад одамӣ ба хайри касон,
Маро ба хайри ту уммед нест, шар[2] марасон!»

Солори[3] дуздонро бар ӯ раҳмат омад ва ҷома бозфармуд ва қабопӯстине бар ӯ мазид карду дираме чанд.

## ҲИКОЯТ

Хатибе кареҳуссавт[4] худро хушовоз пиндоштӣ ва фарёди беҳуда бардоштӣ...

---

[1] Аҳли шинохт – одами бофаросат
[2] Шар – бадӣ
[3] Солор – сардор
[4] Кареҳуссавт – бадовоз

Мардуми қаря[1] ба иллати чоҳе, ки дошт балияташ[2] мекашиданд ва азияташро маслиҳат намедиданд, то яке аз хутабои он иқлим, ки бо ӯ адовате ниҳонӣ дошт, боре ба пурсиш омада будаш, гуфт: «Туро хобе дидаам, хайр бод!» Гуфто: «Чӣ дидӣ?» Гуфт: «Чунон дидаме, ки туро овози хуш буд ва мардумон аз анфоси ту дар роҳат». Хатиб андар ин лахте[3] бияндешиду гуфт: «Ин муборак хоб аст, ки дидаӣ, ки маро бар айби худ воқиф гардондӣ. Маълум шуд, ки овози нохуш дорам ва халқ аз баланд хондани ман дар ранҷ; тавба кардам, ки аз ин пас хутба нагӯям, магар ба оҳистаги.

Аз суҳбати дусте баранҷам,
К-ахлоқи бадам ҳасан[4] намояд.
Айбам ҳунару камол бинад,
Хорам гулу ёсуман намояд.
Ку душмани шӯхчашми бебок?
То айби маро ба ман намояд!

## ҲИКОЯТ

Яке дар масҷиди Санҷор ба татаввуъ[5] бонги намоз гуфтӣ ба адое, ки мустамсонро[6] аз ӯ нафрат будӣ ва соҳиби масҷид амире буд одили нексират; намехосташ, ки дилозурда гардад, гуфт: «Эй ҷавонмард, ки масҷидро муаззинонанд[7] кадим, ҳар якеро панҷ динор мураттаб доштаам, туро даҳ динор медиҳам, то ҷое дигар равӣ». Бар ин қавл иттифоқ карданду бирафт. Пас аз муддате дар гузаре пеши амир бозомаду гуфт: «Эй худованд, бар ман ҳайф кардӣ, ки ба даҳ динор аз он буқъа[8] бадар кардӣ, ки ин ҷо ки рафта-

---

[1] Қаря – деҳа
[2] Балият – азоб
[3] Лахте – каме
[4] Ҳасан – хуб
[5] Татаввӯъ – барои савоб
[6] Мустамеон – шунавандагон
[7] Муаззин – азонгӯй
[8] Буқъа – хона

ам, бист динорам ҳамедиҳанд, то ҷои дигар равам ва қабул намекунам». Амир аз ханда беҳуд гашту гуфт: «Зинҳор, то наситонӣ, ки ба панҷоҳ розӣ гарданд!»

Ба теша кас нахарошад зи рӯи хоро гил,
Чунон ки бонги дурушти ту мехарошад дил!

## ҲИКОЯТ

Нохушовозе ба бонги баланд қуръон хамехонд. Соҳибдиле бар ӯ бигузашту гуфт: «Туро мушоҳира[1] чанд аст!» Гуфт: «Ҳеҷ». Гуфт: «Пас заҳмати худ чандин чаро ҳамедиҳӣ?» Гуфт: «Аз баҳри худо мехонам». Гуфт: «Аз баҳри худо, махон!»

Гар ту қуръон бар ин намат[2] хонӣ,
Бибарӣ равнақи мусулмонӣ!».



[1] Мушоҳира – моҳона
[2] Намат – тарз



*Боби панҷум*

# ДАР ИШҚ ВА ҶАВОНӢ

## ҲИКОЯТ

Ҳасани Маймандиро гуфтанд: «Султон Маҳмуд чандин бандаи соҳибҷамол дорад, ки ҳар яке бадеи ҷаҳонеанд, чи гуна афтодааст, ки бо ҳеҷ як аз эшон майлу муҳаббате надорад, чунон ки бо Аёз, ки зиёдат ҳусне надорад?» Гуфт: «Ҳар чи ба дил фуру ояд, дар дида накӯ намояд.

Ҳар ки султон муриди ӯ бошад,
Гар ҳама бад кунад, накӯ бошад.
В-он киро подшаҳ бияндозад,
Касаш аз хайли хона[1] нанвозад.

Касе ба дидаи инкор агар нигоҳ кунад,
Нишони сурати Юсуф диҳад ба нохубӣ
В-агар ба чашми иродат нигоҳ кунӣ дар дев,
Фариштаст намояд ба чашм каррӯбӣ[2]».

## ҲИКОЯТ

Порсоеро дидам ба муҳаббати шахсе гирифтор: на токати сабру на ёрои гуфтор. Чандон ки маломат дидӣ ва ғаромат[3] кашидӣ, тарки тасобӣ[1] накардӣ ва гуфтӣ:

---

[1] Хайли хона – аҳли хонадон

[2] Каррӯбӣ – дар эътиқоди динӣ: фариштае, ки ба худо аз ҳама наздиктар аст

[3] Ғаромат – товон, ҷарима

Кӯтаҳ накунам зи доманат даст,
В-ар худ бизанӣ ба теги тезам!
Баъд аз ту малозу малҷас[2] нест,
Ҳам дар ту гурезам, ар гурезам!

Боре маломаташ кардаму гуфтам: «Ақли нафисатро чӣ шуд, ки нафси хасис ғолиб омад?» Замоне ба фикрат фурӯ рафт ва гуфт:

Ҳар куҷо султони ишқ омад, намонд
Қуввати бозуи тақворо маҳал.
Покдоман чун зияд бечорае,
Ӯфтода то гиребон дар ваҳал.

## ҲИКОЯТ

Шабе ёд дорам, ки ёре азиз аз дар даромад. Чунон бехуд аз ҷой барҷастам, ки чароғам ба остин кушта шуд.

Бинишасту итоб оғоз кард, ки дарҳол, ки маро бидидӣ чароғ бикуштӣ, ба чи маънӣ? Гуфтам: «Ба ду маънӣ: яке он, ки гумон бурдам, ки офтоб баромад ва дигар он ки ин байтам ба хотир бигузашт:

Чун гароне[3] ба пеши шамъ ояд,
Хезаш андар миёни ҷамъ бикуш!
В-ар шакархандаест ширинлаб,
Остинаш бигиру шамъ бикуш!»

## ҲИКОЯТ

Яке дӯстеро, ки замонҳо надида буд, гуфт: «Куҷоӣ, ки муштоқ будам?» Гуфт: муштоқӣ беҳ, ки малулӣ.

---

[1] Тасобӣ – ишқбозӣ
[2] Малоз ва малҷа – паноҳгоҳ
[3] Гарон – шахси нофорам, ки диданаш ба кас гарон бошад

Дер омади, эй нигори сармаст,
Зудат надиҳем доман аз даст,
Маъшуқ, ки дер-дер бинанд,
Охир бех аз он. ки сер бинанд

Шоҳид[1], ки бо рафиқон ояд, ба ҷафо кардан омада аст, ба ҳукми он ки аз ғайрат[2] ва музоддат[3] холӣ набошад.

Ба як нафас, ки баромехт ёр бо агёр,
Басе намонд, ки ғайрат вуҷуди ман бикушад.
Ба ханда гуфт, ки ман шамъи ҷамъам, эй Саъдӣ,
Маро аз он чӣ, ки парвона хештан бикушад?

## ҲИКОЯТ

Ёд дорам, дар айёми пешин, ки ман ва дусте чун бодоми ду мағз дар пӯсте суҳбат доштем. Ногоҳ иттифоқи мағиб[4] афтод. Пас аз муддате, ки бозомад, итоб оғоз кард, ки дар ин муддат қосиде нафиристодӣ. Гуфтам: «Дареғ омадам, ки дидаи қосид ба ҷамоли ту равшан гардаду ман маҳрум!

Ёри дерина маро, гӯ, ба забон тавба мадеҳ,
Ки маро тавба ба шамшер нахоҳад будан!
Рашкам ояд, ки касе сер нигаҳ дар ту кунад,
Боз гӯям на. ки кас сер нахоҳад будан!

Тӯтиеро бо зоғе дар қафас карданд ва аз кубҳи мушоҳидаи ӯ муҷоҳида мебурд[5] ва мегуфт: «Ин чӣ талъати макруҳ асту хайати[6] мамқут[7] ва манзари малъун ва шамоили номавзун?

---

[1] Шоҳид – маъшуқа
[2] Ғайрат – рашк
[3] Музоддат – зиддият, рақобат
[4] Мағиб – дар ин ҷо ба маънии ғоиб будан ва дури
[5] Яъне: аз бадии дидори зоғ тӯти ба дод омада буд
[6] Ҳайъат – афт
[7] Мамқут – номақбул

Аласcабоҳ[1] ба рӯи ту ҳар. ки бархезад,
Сабоҳи рӯзи саломат бар у масо[2] бошад.
Бадахтаре чу ту дар сӯҳбати ту боистӣ,
Вале чунин, ки туӣ, дар ҷаҳон куҷо бошад?»

Аҷаб он, ки ғуроб[3] аз муҷовирати[4] тути ҳам ба ҷон омада буд ва малул шуда, лоҳавлкунон аз гардиши гетӣ ҳаменолид ва дастҳои тағобун[5] бар якдигар ҳамемолид, ки ин чӣ бахти нугун аст ва толеи дун ва айёми бӯқаламун? Лоиқи қадри ман он аст, ки бо зоғе ба девори боғе-бар хиромон ҳамерафтам.

Порсоро бас ин қадар зиндон,
Ки бувад ҳамтавилаи риндон.

То чӣ гунаҳ кардам, ки рӯзгорам ба уқубати он дар силки суҳбати чунин аблаҳе худраъй, ноҷинс, хирадарой[6] ба чунин банди бало мубтало гардонидааст?!

Кас наёяд ба пои деворе,
Ки бар он суратат нигор кунанд.
Гар туро дар биҳишт бошад ҷой,
Дигарон дӯзах ихтиёр кунанд!

Ин зарбулмасал бад-он овардам, то бидонӣ ки сад чандон, ки доноро аз нодон нафрат аст, нодонро аз доно ваҳшат аст.

---

[1] Аласcабоҳ – пагоҳӣ
[2] Масо – шом
[3] Ғуроб - зоғи сиёҳ
[4] Муҷовират – наздикӣ
[5] Тағобун – таассуф
[6] Хирадарой – сафсатагӯй

Зоҳиде дар самои риндон буд,
З-он миён гуфт шоҳиде балхӣ.
Гар малули зи мо, туруш манишин,
Ки ту ҳам дар миёни мо талхӣ!

Ҷамъе чу гулу лола ба ҳам пайваста,
Ту хезуми хушк дар миёншон раста.
Чун бод мухолифу чу сармо нохуш,
Чун барф нишастаию чун ях баста!

## ҲИКОЯТ

Рафиқе доштам, ки солҳо бо ҳам сафар карда будему нону намак хӯрда ва бекарон ҳуқуқи сӯҳбат собит шуда[1]. Охир ба сабаби нафъе андак озори хотири ман раво дошт ва дӯсти сипари шуд ва бо ин ҳама аз ду тараф дилбастаги буд, ки шунидам рӯзе ду байт аз суханони ман дар маҷмае ҳамегуфтанд:

Нигори ман чу дарояд ба хандаи намакин,
Намак зиёд кунад бар ҷароҳати решон.
Чӣ будӣ, ар сари зулфаш ба дастам афтодӣ,
Чу остини каримон ба дасти дарвешон.

Тоифаи дӯстон ба лутфи ин сухан на, ки бар ҳусни сирати хеш гувоҳӣ дода буданд ва офарин бурда ва он дӯст ҳам дар ин ҷумла муболиға карда буд ва бар фавти сӯҳбати дерин таассуф хурда ва ба хатои хеш эътироф намуда, маълум кардам, ки аз тарафи ӯ ҳам рағбате ҳаст. Ин байтҳо фиристодам ва сулҳ кардем.

На моро дар миён аҳду вафо буд?
Ҷафо кардию бадаҳдӣ намудӣ.

[1] Яъне: ба зиммаи якдигар бисёр ҳаққи дӯсти афтода буд

Ба як бор аз ҷаҳон дил дар ту бастам,
Надонистам, ки баргардӣ ба зудӣ.
Ҳанӯзат гар сари сулҳ аст, боз ой,
К-аз он маҳбубтар бошӣ, ки будӣ!

## ҲИКОЯТ

Якеро зане соҳибҷамоли ҷавон даргузашт ва модарзани фартут ба иллати кобин дар хона мутамаккин бимонд ва мард аз муҷовирати[1] у ба ҷон ранҷидӣ ва аз муховирати[2] ӯ чора надидӣ, то гурӯҳе ошноён ба пурсидан омаданд-ш. Яке гуфто: «Чӣ гунаӣ дар муфориқати[3] ёри азиз?» Гуфт: «Нодидани зан бар ман чунон душвор намеояд, ки дидани модарзан!»

Гул ба тороҷ рафту хор бимонд,
Ганҷ бардоштанду мор бимонд.
Дида бар тораки синон[4] дидан,
Хуштар аз рӯи душманон дидан.
Воҷиб аст аз ҳазор дӯст бурид,
То яке душманат набояд дид.

## ҲИКОЯТ

Якеро аз мулуки араб ҳадиси Лайлӣ ва Маҷнун ва шуриши ҳоли ӯ бигуфтанд, ки бо камоли фазлу балоғат сар дар биёбон ниҳодааст ва зимоми ақл аз даст дода. Бифармудаш, то (Маҷнунро) ҳозир оварданд ва маломат кардан гирифт, ки дар шарафи нафси инсон чӣ халал дидӣ, ки хӯи баҳоим[5] гирифтӣ ва тарки сӯҳбати мардум гуфтӣ?» Гуфт:

---

[1] Муҷовират – ҳамхонагӣ
[2] Муҳовират – сӯҳбат
[3] Муфориқат – ҷудоӣ
[4] Синон – найза
[5] Баҳоим – ҳайвоноти чорпо

«Кош, к-онон, ки айби ман ҷустанд,
Рӯят, эй дилситон, бидидандӣ,
То ба ҷои турунҷ дар назарат,
Бе хабар дастҳо буридандӣ.[1]

то ҳақиқати маъно бар сурати даъво гувоҳ омади..» Маликро дар дил омад ҷамоли Лайлӣ мутолиа[2] кардан, то чӣ сурат аст, ки мӯҷиби чандин фитна аст? Пас бифармудаш талаб кардан, дар аҳёи[3] араб бигардиданд ва ба даст оварданд ва пеши малик дар саҳни сароча[4] бидоштанд. Малик дар ҳайати ӯ назар кард, шахсе дид: сияҳфоми борикандом. Дар назараш ҳақир омад, ба ҳукми он ки камтарин худдоми[5] ҳарами ӯ ба ҷамол аз ӯ пештар буданд ва ба зинат бештар. Маҷнун ба фаросат дарёфту гуфт: «Аз даричаи чашми Маҷнун бояд дар ҷамоли Лайлӣ назар кардан, то сирри мушоҳидаи ӯ бар ту таҷалло кунад.

Тандурустонро набошад дарди реш,
Ҷуз ба ҳамдарде нагӯям дарди хеш.
Гуфтан аз занбӯр беҳосил бувад
Бо яке дар умри худ нохӯрда неш!
То туро ҳоле набошад ҳамчу мо,
Ҳоли мо бошад туро афсона пеш,
Сӯзи ман бо дигаре нисбат макун,
Ӯ намак бар дасту ман бар узви реш!»

---

[1] Мазмуни ин байт ишораест ба чунин як воқеаи афсонаи Юсуф ва Зулайхо: занони аъёни Миср Зулайхоро таъна кардаанд, ки Юсуф он қадар соҳибҷамол нест, ки сазовори шайдо шудани ту бошад... Зулайхо дар ҷавоби ин таъна дар як зиёфат ба дасти занон турунҷ ва корд дода, дар ҳамин вақт Юсуфро аз берун ба хона даровардааст. Занон ба ҷамоли Юсуф чунон мафтун шудаанд, ки ба ҷои турунҷ беихтиёр дастҳошонро буридаанд

[2] Муктолиа – дар ин ҷо ба маънои тамошо

[3] Аҳё – қабилаҳо

[4] Сароча – хайма

[5] Худдом – канизон

## ҲИКОЯТ

Ҷавоне покбозу покрав буд,
Ки бо покизарӯе дар гарав буд.[1]
Чунин хондам, ки дар дарёи аъзам[2],
Ба гирдобе дарафтоданд бо ҳам.
Чу маллоҳ омадаш, то даст гирад,
Мабодо к-андар он холат бимирад.
Ҳамегуфт аз миёни мавҷи ташвир[3]:
«Маро бигзору дасти ёри ман гир!»
Дар ин гуфтан ҷавон бар вай барошуфт,
Шунидандаш. ки ҷон медоду мегуфт:
«Ҳадиси ишқ аз он баттол манюш[4],
Ки дар сахтӣ кунад ёрӣ фаромӯш!»
Чунин карданд ёрон зиндагонӣ,
Зи корафтода бишнав, то бидонӣ.
Ки Саъди роҳу расми ишқбозӣ,
Чуон донад, ки дар Бағдод тозӣ[5].
Диломе, ки дорӣ дил дар ӯ банд,
Дигар чашм аз ҳама олам фурӯ банд!
Агар Маҷнуну Лайлӣ зида гаштӣ,
Ҳадиси ишқ аз ин дафтар навиштӣ!



[1] Яъне: ба муҳаббати соҳибҷамоле гирифтор буд
[2] Дарёи аъзам – укёнус
[3] Ташвир – шӯру ошӯб
[4] Манюш – машунав
[5] Тозӣ – арабӣ, яъне: чӣ андозае, ки мардуми Бағдод забони арабиро хуб медонанд, Саъдӣ ҳам ишқбозиро ба ҳамон андоза медонад.



*Боби шашум*

# ДАР ЗАЪФ ВА ПИРӢ

## ҲИКОЯТ

Бо тоифае донишмандон дар ҷомеи Димишқ баҳсе ҳамекардам, ки ҷавоне даромаду гуфт: «Дар ин миён касе ҳаст, ки забони порсӣ донад?» Ғолиб[1] ишорат ба ман карданд. Гуфтамаш: «Хайр аст?» Гуфт «Пире саду панҷоҳсола дар ҳолати назъ аст ва ба забони порсӣ чизе ҳамегӯяд ва мафҳуми мо намегардад, агар ба карам ранҷа шавӣ[2], музд ёбӣ, бошад, ки васияте ҳамекунад».

Чун ба болинаш фаро расидам ин мегуфт:

Даме чанд гуфтам барорам ба ком,
Дареғо, ки бигрифт роҳи нафас!
Дареғо, ки бар хони алвони[3] умр,
Даме чанд хӯрдему гуфтанд: «Бас!»

Маонии ин суханро ба арабӣ бо шомиён ҳамегуфтам ва таадҷуб ҳамекарданд аз умри дарозу таассуфи ӯ ҳамчунон бар ҳаёти дунё. Гуфтам: «Чӣ гунаӣ дар ин ҳолат?» Гуфт: «Чӣ гӯям?

Надидаӣ, ки чӣ сахтӣ ҳамерасад ба касе,
Ки аз даҳонш бадар мекунанд дандоне.

---

[1] Ғолиб – аксари одамон

[2] Яъне: агар марҳамат карда як сари қадам равӣ

[3] Хони алвон – дастархони пур аз неъматҳои рангоранг

Қиес кун, ки чи ҳолат бувад дар он соат,
Ки аз вуҷуди азизаш бадар равад ҷоне!»

Гуфтам: «Тасаввури марг аз хаёл бадар кун ва ваҳмро бар табиат муставлӣ[1] магардон, ки файласуфони Юнон гуфтаанд: «Мизоҷ агарчи мустаким бувад, эътимоди бақоро нашояд[2] ва мараз гарчи ҳоил[3], далолати куллӣ бар ҳалок накунад: Агар фармоӣ табиберо бихонанд, то муолиҷат кунад». Дида баркарду бихандиду гуфт:

Даст барҳам занад табиби зариф,
Чун ҳариф бинад ӯфтода хариф
Хоҷа дар банди нақши айвон аст,
Хона аз пойбаст вайрон аст.
Пирмарде зи назъ менолид,
Пиразан сандалаш[4] хамемолид.
Чун муҳаббат[5] шуд эътидоли[6] мизоҷ,
На азимат[7] асар кунад, на илоҷ!

## ҲИКОЯТ

Пире ҳикоят кунад, ки духтаре хоста будам ва ҳуҷра ба гул ороста ва ба хилват бо ӯ нишаста ва дидаю дил дар ӯ баста. Шабҳои дароз нахуфтаме ва базлаҳо ва латифаҳо гуфтаме, бошад, ки муонисат пазираду[8] ваҳшат нагирад. Аз ҷумла шабе мегуфтам: «Бахти баландат ёр буду чашми

---

[1] Муставлӣ – ғолиб
[2] Яъне: – мизоҷ ҳарчанд дуруст бошад ҳам, ба якзайл давом кардани он бовар кардан лозим нест
[3] Ҳоил – ҳавлнск
[4] Сандал як навъ чуби сурхранги хушбӯй, ки дар тибби халқи ба сифати давои дарди сар кор фармуда мешавад
[5] Муҳаббат – вайрон
[6] Эътидол – ҳолати дурусти лозима
[7] Азимат – афсун
[8] Яъне: одат кунад

давлатат бедор, ки ба сӯҳбати пире афтодӣ: пухтапарварда, ҷаҳондида, орамида, гарму сард чашида, неку бад озмуда, ки ҳаққи сӯҳбат бидонад ва шарти мавадлат[1] ба ҷой оварад: мушфику меҳрубон, хуштабъу ширинзабон.

То тавонам дилат ба даст орам,
В-ар биёзориям, наёзорам.
В-ар чу тӯтӣ шакар бувад хӯришат,
Ҷони ширин фидои парваришат!

На гирифтор омадӣ ба дасти ҷавоне мӯъҷиб[2], хирарой, сарсабуки тезпой, ки ҳар дам ҳавасе пазад ва ҳар лаҳза рое занад[3] ва ҳар шаб ҷое хусбад ва ҳар рӯз ёре гирад.

Ҷавонон хуррамаңду хубрухсор,
Валекин дар вафо бо кас напоянд.
Вафодорӣ мадор аз булбулон чашм,
Ки ҳар дам бар гуле дигар саронанд.

Хилофи пирон, ки ба ақлу адаб зиндагонӣ кунанд, на ба муқтазои[4] ҷаҳли ҷавонӣ.

Зи худ беҳтаре ҷӯю фурсат шумор,
Ки бо чун худе гум кунӣ рӯзгор!»

Гуфт: «Чандин бар ин намат[5] бигуфтам, гумон бурдам, ки дилаш бар қайди ман омад ва сайди ман шуд. Ногоҳ нафасе сард аз дили пурдард бароварду гуфт: «Чандин сухан, ки бигуфти, дар тарозуи ақли ман вазни он сухан надорад, ки вақте шунидам аз қобилаи[6] хеш, ки гуфт: «Зани ҷавонро агар тире дар паҳлу нишинад, беҳ ки пире!»

---

[1] Мавадлат – дӯстӣ
[2] Мӯъҷиб – мағрур
[3] Рой задан – ба фикре рафтан
[4] Муқтазо – тақозо
[5] Намат – тарз
[6] Қобила – доя

Филҷумла, имкони мувофиқат набуд ва ба муфориқат анҷомид. Чун муддати иддат[1] баромад, ақди никоҳаш бастанд, бо ҷавоне тунду турушрӯй, тиҳидасту бадхӯй; ҷабру ҷафо медид ва ранҷу ано[2] мекашид ва шукри неъмати Ҳақ ҳамчунон мегуфт, ки аз он азоби алим бираҳидам ва бад-ин наими муқим[3] бирасидам!

Бо ин ҳама ҷабру тундхӯйӣ,
Нозат бикашам, ки хубрӯйӣ

Бо ту моро сӯхтан андар азоб
Беҳ, ки шудан бо дигаре дар биҳишт.
Бӯи пиёз аз даҳани хубрӯй
Нағзтар ояд, ки гул аз дасти зишт».

## ҲИКОЯТ

Меҳмони пире шудам дар Диёрбакр[4], ки моли фаровон дошт ва фарзанди хубрӯй. Шабе ҳикоят кард, ки маро ба умри хеш ба ҷуз ин фарзанд набудааст. Дарахте дар ин водӣ зиёратгоҳ аст, ки мардумон ба ҳоҷат хостан он ҷо раванд. Шабҳои дароз дар он пои дарахт бар Ҳақ бинолидам, то маро ин фарзанд бахшидааст. Шунидам, ки писар бо рафиқон оҳиста ҳамегуфт: «Чӣ будӣ, агар ман он дарахт бидонистаме, ки куҷост, то дуо кардаме, ки падарам бимурдӣ».

Хоҷа шодикунон, ки писарам оқил аст ва писар таъназанон, ки падарам фартут.

Солҳо бар ту бигзарад, ки гузар
Накунӣ сӯи турбати падарат.
Ту ба ҷои падар чӣ кардӣ хайр,
То ҳамон чашм дорӣ аз писарат!

---

[1] Муддати иддат – муддати се моҳ, ки то гузаштани он зани талоқшуда, аз рӯи қонуни шариат, аз нав шавҳар карда наметавонад
[2] Ано – азоб
[3] Наими муқим – неъматҳои бардавом
[4] Диёрбакр – шаҳрест дар Туркия

## ҲИКОЯТ

Рӯзе ба ғурури ҷавонӣ сахт ронда будам[1] ва шабонгоҳ ба пои гаревае[2] суст монда. Пирамарде заиф аз паси корвон ҳамеомад, гуфт: «Чӣ хуспӣ, ки на ҷои хуфтан аст!» Гуфтам: «Чун равам, ки на пои рафтан аст?» Гуфт: «Ин нашунидаӣ, ки соҳибдилон гуфтаанд: рафтану нишастан, беҳ ки давидану гусистан!»

Эй ки муштоқи манзилӣ, маштоб!
Панди ман кор банду сабр омӯз.
Аспи тозӣ дутак[3] равад ба шитоб,
Шутур оҳиста меравад шабу рӯз.

## ҲИКОЯТ

Вақте ба ғурури ҷаҳли ҷавонӣ бонг бар модар задам. Дилозурда ба кунҷе нишаст ва гирён ҳамегуфт: «Магар хурдӣ фаромӯш кардӣ, ки дурушттӣ мекунӣ?»

Чӣ хуш гуфт золе ба фарзанди хеш,
Чу дидаш палангафкану пилтан:
«Гар аз аҳди хурдит ёд омадӣ,
Ки бечора будӣ дар оғӯши ман.
Накардӣ дар ин рӯз бар ман ҷафо,
Ки ту шермардию ман пирзан».



[1] Яъне: хеле бо шитоб мерафтам
[2] Гарева – теппа
[3] Дутак – чорхезкунон



*Боби ҳафтум*

# ДАР ТАЪСИРИ ТАРБИЯТ

## ҲИКОЯТ

Якеро аз вузаро писаре кавдан[1] буд. Пеши яке аз донишмандон фиристод, ки мар инро тарбият кун, магар оқил шавад. Рӯзгоре таълим кардаш ва муассир набуд[2]. Пеши падараш кас фиристод, ки он оқил намешавад ва маро девона кард.

Чун бувад асли гавҳаре қобил,
Тарбиятро дар у асар бошад.
Ҳеч сайқал накӯ надонад кард
Оҳанеро, ки бадгуҳар бошад.
Саг ба дарёи ҳафтгона[3] машуй,
Чун, ки тар шуд, палидтар бошад.
Хари Исо гараш ба Макка баранд,
Чун биёяд, ҳануз хар бошад.

## ҲИКОЯТ

Ҳакиме писаронро панд ҳамедод, ки ҷонони падар, ҳунар омӯзед, ки мулку давлати дунё эътимодро нашояд ва

---

[1] Кавдан – каллаварам

[2] Яъне: таъсир намекард

[3] Дарёи ҳафтгона – дар ҷуғрофияи қадим – ҳафт баҳре, ки ба ҳафт иқлим нисбат дода мешаванд

симу зар дар сафар маҳалли хатар аст: ё дузд баякбор бибарад ё хоҷа ба тафорик[1] бихӯрад. Аммо ҳунар чашмаест зоянда ва давлате поянда ва агар ҳунарманд аз давлат бияфтад, ғам набошад, ки ҳунар дар нафси худ[2] давлат аст: ҳар ҷо, ки равад, қадр бинаду дар садр нишинад ва беҳунар луқма чинаду сахтӣ бинад!

Сахт аст пас аз ҷоҳ таҳаккум[3] бурдан,
Хӯ карда ба ноз, ҷабри мардум бурдан.

Вақте афтод фитнае дар Шом,
Ҳар кас аз гӯшае фаро рафтанд,
Рустозодагони донишманд,
Ба вазирии подшо рафтанд;
Писарони вазири ноқисақл,
Ба гадоӣ ба рӯсто рафтанд.

## ҲИКОЯТ

Муаллими куттоберо[4] дидам дар диёри Мағриб турушрӯй, талхгуфтор, бадхӯй, мардумозор, гадотабъ, нопарҳезгор, ки айши мусулмонон ба дидани ӯ габах гашти ва хондани қуръонаш дили мардум сияҳ кардӣ. Ҷамъе писарони покиза ва духтарони дӯшиза ба дасти ҷафои ӯ гирифтор; на заҳраи ханда ва на ёрои гуфтор, гаҳ орази симини якеро тапонча задию гоҳ соқи булӯрини дигареро шиканҷа кардӣ. Алқисса шунидам, ки тарфе[5] аз хабоиси[6] нафси ӯ маълум карданд ва бизаданду бирониданд ва мактаби ӯро ба муслеҳе[7] доданд: порсову салим, некмарди ҳалим, ки сухан ҷуз ба ҳукми зарурат нагуфтӣ ва мӯҷиби озори кас бар забо-

---

[1] Тафорик – кам-кам
[2] Яъне: худ ба худ, табиатан
[3] Таҳаккум – маҷбуран ба ҷо овардани ҳукми касе
[4] Куттоб – мактаб
[5] Тарфе – андаке
[6] Хабоис – палидиҳо
[7] Муслеҳ – накӯкор

наш нарафти. Кӯдаконро ҳайбати устоди пахустин аз сар бирафт ва муаллими дуюмиро ахлоқи малакӣ[1] диданду як-як дев шуданд, ба эътимоди ҳилми[2] ӯ тарки илм доданд. Аглаби авқот[3] ба бозича фароҳам нишастанди ва лавҳ дуруст нокарда, дар сари ҳам шикастанди.

Устоду муаллим чу бувад беозор,
Хирсак[4] бозанд кӯдакон дар бозор.

Баъд аз ду ҳафта бар он масҷид гузар кардам. Муаллими аввалинро дидам, ки дилхуш карда буданд ва ба ҷои хеш оварда. Инсоф, биранҷидам ва «ло-ҳавл» гуфтам, ки лигарбора иблисро муаллими малоика чаро карданд? Пирмарде зарифи ҷаҳондида гуфт:

Подшоҳе писар ба мактаб дод,
Лавҳи симинш бар канор ниҳод.
Бар сари лавҳи ӯ навишта ба зар:
Ҷаври устод беҳ зи меҳри падар.

## ҲИКОЯТ

Порсозодаеро неъмати бекарон аз таракаи аммон[5] ба даст афтод. Фиску фуҷур огоз кард ва мубаззирӣ[6] пеша гирифт. Филҷумла, намонд аз соири маосӣ[7] мункаре[8], ки накард ва мускире[9], ки нахӯрд. Боре ба насиҳаташ гуфтам:

---

[1] Малакӣ – фариштагӣ
[2] Ҳилм – нармӣ
[3] Аглаби авқот – аксари вақтҳо
[4] Хирсак – навъе аз бозиҳои қадими бачагон, ки аз дор-дору занозанӣ иборат буд
[5] Аммон – амакҳо
[6] Мубаззирӣ – исрофкорӣ
[7] Соири маосӣ – ҷамеи гуноҳҳо
[8] Мункар – дар ин ҷо ба маънии рафтори ноҷоиз
[9] Мускир – нӯшокии масткунанда

«Эй фарзанд, дахл оби равон асту харҷ – осиёи гардон, яъне, харҷи фаровон кардан мусаллам касеро бошад ки дахли муайян дорад.

Чу дахлат нест, харҷ оҳистатар кун,
Ки мегӯянд маллоҳон суруде:
«Агар борон ба кӯҳистон наборад,
Ба соле Даҷла гардад хушкрӯде».

Ақлу адаб пеш гир ва лаҳву лаиб[1] бигузор, ки чун неъмат сипарӣ шавад, сахтӣ барӣ ва пушаймонӣ хӯрӣ!»

Писар аз лаззати нойю нӯш ин сухан дар гуш наёвард ва бар кавли ман эътироз карду гуфт: «Роҳати оҷил[2] ба ташвиши меҳнати оҷил[3] мунағғас[4] кардан хилофи раъйи хирадмандон аст.

Худовандони кому некбахтӣ,
Чаро сахтӣ хӯранд аз бими сахтӣ?
Бирав, шодӣ кун, эй ёри дилафрӯз!
Ғами фардо нашояд хӯрд имрӯз.

Факайфа[5] маро, ки дар садри муруввват нишастаам ва ақди футувват[6] баста ва зикри инъом дар афвоҳи[7] авом афтода.

Ҳар кӣ алам[8] шуд ба сахову карам,
Банд нашояд, ки ниҳад бар дирам.
Номи накуе чу бурун шуд ба куй,
Дар натавонӣ, ки бибандӣ ба руй!»

---

[1] Лаҳву лаиб – машғулиятҳои беҳуда ва бозӣ
[2] Оҷил – (бо айн) даргузар
[3] Оҷил – (бо алиф) давомнок, дуру дароз
[4] Мунағғас – вайрон
[5] Факайфа – то чӣ расад
[6] Ақди футувват – паймони ҷавонмардӣ
[7] Афвоҳ – даҳонҳо, яъне овозаи инъомдиҳии ман дар байни мардум паҳн шудааст
[8] Аллам – машҳур

Дидам, ки насиҳат наменазирад ва дами гарми ман дар оҳани сарди ӯ асар намекунад, тарки муносиҳат[1] кардаму рӯй аз мусоҳибат бигардонидам ва қавли ҳукаморо кор бастам, ки гуфтаанд:

Гар чи донӣ, ки нашнаванд, бигӯй
Ҳар чи дони зи некхоҳию панд!
Зуд бошад, ки хирасар бинӣ,
Ба ду пой ӯфтода андар банд.
Даст бар даст мезанад, ки дарег,
Нашунидам ҳадиси донишманд!

То пас аз муддате он чи андешаи ман буд, аз накбати[2] холаш ба сурат билидам, ки пора-пора ба ҳам бармедӯхт ва лукма-лукма ҳамеандухт. Дилам, аз заъфи ҳолаш ба ҳам баромад ва мурувват надидам, дар чунон ҳоле реши дарунаш ба маломат харошидан ва намак пошидан: Пас бо дили худ гуфтам:

Ҳарифи сифла дар поёни масти
Наяндешад зи рӯзи тангдастӣ.
Дарахт андар баҳорон бар фишонад,
Зимистон, лоҷарам, бе барг монад.

## ҲИКОЯТ

Подшоҳе писареро ба адибе доду гуфт: «Ин фарзанди туст, тарбияташ ҳамчунон кун, ки яке аз фарзандони худро. Адиб хидмат карду мутакаббил[3] шуд ва соле чанд бар ӯ саъй карду ба ҷое нарасид ва писарони адиб дар фазлу балоғат мунтаҳо[4] шуданд. Малик донишмандро муохазат[5]

---

[1] Муносихат – насиҳатгӯй
[2] Накбат – бадбахтӣ
[3] Мутакаббил – ӯҳдадор
[4] Мунтаҳо – комил
[5] Муохазат – сарзаниш

кард ва муотибат[1], ки ваъда хилоф кардӣ ва вафо ба ҷо наёвардӣ!» Гуфт: «Бар раъи худованди рӯи замин пушида намонад, ки гарбият яксон асту табоеъ мухталиф.

Гар чи симу зар зи санг ояд ҳаме,
Дар ҳама санге набошад зарру сим.
Бар ҳама олам ҳамстобад Сухайл[2],
Ҷое анбон мекунад ҷое адим[3]».

## ҲИКОЯТ

Аъробиеро дидам, ки писарро ҳамегуфт: «Туро хоҳанд пурсид, ки амалат чист, нагӯянд падарат кист?

Ҷомаи Каъбаро, ки мебӯсанд,
Ӯ на аз кирми пилла номӣ шуд.
Бо азизе нишаст рӯзе чанд,
Лоҷарам ҳамчун ӯ гиромӣ шуд.

## ҲИКОЯТ

Дар тасонифи ҳукамо овардаанд, ки каждумро вилодати маъҳуд[4] нест, чунон ки дигар ҳайвонотро, балки аҳшоми модарро бихӯранд ва шикамашро бидаранду роҳи саҳро гиранд ва он пӯстҳо, ки дар хонаи каждум бинанд, асари он аст. Боре ин нукта пеши бузурге ҳамегуфтам. Гуфто: «Дили ман бар сидқи ин сухан гувоҳӣ медиҳад ва ҷуз чунин натавон будан. Дар ҳолати хурдӣ бо модар чунин муомилат кардаанд, лоҷарам, дар бузургӣ чунин номақбул ва номатбӯанд[6].

---

[1] Муотибат – коҳиш

[2] Суҳайл – номи ситораи аз ҳама равшантар, ки дар самти ҷануби осмон дида мешавад ва аз рӯи ақидаи одамони қадим нури он дар баъзе ҷоҳо чармро хушсифат мекунад

[3] Адим – пӯсти босифат

[4] Вилодати маъҳуд – таваллуди оддӣ ва муқаррарӣ

[5] Аҳшом – рӯдаю шикамба

[6] Номатбӯъ – ба табъ нафоранда

Писарсро падар васият кард,
К-эй ҷавонмард, ёд гир ин панд:
Ҳар ки бо аҳли худ вафо накунад,
Нашавад дӯстрӯю донишманд!

## МАСАЛ

Каждумро гуфтанд: «Чаро ба зимистон берун наоӣ?» Гуфт: «Ба тобистон чӣ ҳурмат дорам, ки ба зимистон низ биёям!»

## ҲИКОЯТ

Тифл будам, ки бузургеро пурсидам аз булӯғ[1]. Гуфт: «Он чи дар кутуби уламо мастур[2] аст, се нишон дорад – яке понздаҳсолагӣ ва дигар эҳтилом[3] ва сеюм баромадани мӯи пеш. Аммо дар ҳақиқат як нишон дораду бас: он ки дар банди ризои ҳақ беш аз он бошӣ, ки дар банди ҳаззи нафси хеш ва ҳар он ки дар ӯ ин сифат мавҷуд нест, ба назди муҳаққиқон болиғ нест.

Ба сурат одамӣ шуд қатрае об,
Ки чил рӯзаш қарор андар раҳим монд.
В-агар чилсоларо ақлу адаб нест,
Ба таҳқиқаш нашояд одамӣ хонд.

* * *

Ҷавонмардиву лутф аст одамият,
Ҳамин нақши ҳаюлой[4] мапиндор!
Ҳунар бояд, ки сурат метавон кард,
Ба айвонҳо дар аз шангарфу[5] зангор.

---

[1] Булӯғ – балоғат
[2] Мастур – навишташуда
[3] Эҳтилом – нутфа
[4] Ҳаюлой – аз моддаи ибтидоӣ таркибёфта
[5] Шангарф – ранги сурхи баланд

Чу инсонро набошад фазлу эҳсон,
Чӣ фарқ аз одами то нақши девор?
Ба даст овардани дунё ҳунар нест,
Якеро гар тавони дил ба даст ор!

* * *

Соле низоъ дар миёни пиёдагони ҳуҷҷоҷ афтода буд ва дои[1] дар он сафар ҳам пиёда. Инсоф,[2] дар сару рӯи ҳам фитодем ва доди фусуқу ҷидол бидодем. Кажованишинеро шунидам, ки бо адили[3] худ мегуфт: «Ёлалаҷаб[4], пиёдаи оҷ[5] чу арсаи[6] шатранҷ ба сар мебарад, фарзин мешавад, яъне, беҳ аз он мегардад, ки буд ва пиёдагони ҳоҷ бодия ба сар бурданду батар шуданд.

Аз ман бигӯй ҳоҷии мардумгазойро,
К-ӯ пӯстини халқ ба озор медарад.
Ҳоҷӣ ту нестӣ, шутур аст, аз барои он-к,
Бечора хор мехӯраду бор мебарад!

## ҲИКОЯТ

Ҳиндуе нафтандозӣ ҳамеомӯхт. Ҳакиме гуфт: «Туро, ки хона наин аст, бозӣ на ин аст!

То надонӣ, ки сухан айни савоб аст, магӯй,
В-он чи донӣ ки на некӯш ҷавоб аст, магӯй!

---

[1] Дои – дуогӯй, яъне худи муаллиф
[2] Инсоф – дар ин ҷо ба маънии built ростӣ, рости гап
[3] Адил – касе, ки дар тарафи дигари кажоваи сафарӣ менишаст, то ки ҳар ду тарафи кажова ҳамвазн бошад
[4] Ёлалаҷаб – аҷабо
[5] Пиёдаи оҷ – донаи шоҳмот, ки аз устухони фил сохта шуда бошад
[6] Арса – тахтаи шоҳмот

## ҲИКОЯТ

Мардакеро чашмдард хост[1], пеши байторе рафт, ки даво кун. Байтор аз он чи дар чашми чорпоён мекунанд, дар дидаи ӯ кашид ва кӯр шуд. Ҳукумат[2] ба довар бурданд. Гуфт: «Бар ӯ ҳеч товон нест: агар ин хар набуди, пеши байтор нарафтӣ!» Мақсуд аз ин сухан он аст, ки то бидонӣ, ки ҳар ки ноозмударо кори бузург фармояд, бо он ки надомат барад[3], ба наздики хирадмандон ба хиффати раъй[4] мансуб гардад.

Надиҳад ҳушманди равшанрой,
Ба фурӯмоя корҳои хатир[5].
Бурёбоф, агарчи бофандаст,
Набарандаш ба коргоҳи ҳарир.

## ҲИКОЯТ

Соле аз Балх бо румиёнам сафар буд ва роҳ аз ҳаромиён пурхатар. Ҷавоне ба бадрақа ҳамроҳи мо шуд. Сипарбоз, чархандоз, силаҳшӯр,[6] пилзӯр, ки дах марди тавоно камони ӯ зеҳ кардандӣ ва зӯроварони рӯи замин пушти у бар замин наёвардандӣ, валекин чунон ки донӣ, мутанаъим[7] буду сояпарварда, на ҷаҳондидаву сафаркарда; раъди кӯси диловарон ба гӯшаш нарасида ва барқи шамшери саворон надида.

Наяфтода бар дасти душман асир,
Ба гирдаш наборида борони тир.

Иттифоқан ману ин ҷавон ҳар ду дар паи ҳам давон. Ҳар он девори қадимаш, ки пеш омадӣ, ба қуввати бозу

---

[1] Хост – рӯй дод
[2] Ҳукумат – арзу шикоят
[3] Яъне: ба иловаи ин ки пушаймон мешавад
[4] Хиффати раъй – сабукақлӣ
[5] Хатир – муҳим
[6] Силаҳшӯр – шамшерзани моҳир
[7] Мутанаъим – нозпарварда

бияфкандӣ ва ҳар дарахти азим, ки дидӣ, ба зӯри сарпанча баркандӣ ва тафохуркунон гуфтӣ:

Пил ку, то катифу бозуи гурдон бинад?
Шер ку, то кафу сарпанчаи мардон бинад?

Мо дар ин ҳолат, ки ду ҳинду аз паси санге сар баровар-данд ва оҳанги қитоли[1] мо карданд: ба дасти яке чӯбе ва дар бағали он дигар кулӯхкӯбе. Ҷавонро гуфтам: «Чӣ пойӣ?

Биёр он чи дорӣ зи мардиву зӯр,
Ки душман ба пои худ омад ба гӯр!»

Тиру камонро дидам аз дасти ҷавон афтода ва ларза бар устухон.

На ҳар ки мӯй шикофад ба тири ҷавшанхой,
Ба рӯзи ҳамлаи ҷанговарон бидорад пой.

Чора ҷуз он надидем, ки рахту силоҳу ҷомаҳо раҳо кар-дему ҷон ба саломат бурдем.

Ба корҳои гарон марди кордида фирист,
Ки шери шарза дарорад ба зери хамми каманд.
Ҷавон агар чи кавиёлу пилтан бошад,
Ба ҷанги душманаш аз ҳавл бигсалад пайванд.

## ҲИКОЯТ

Тавонгарзодаеро дидам: бар сари гӯри падар нишаста ва бо дарвешбачае мунозира дарпайваста, ки сандуқи турбати мо сангин асту китоба рангин ва фарши рухом андохта ва хишти фирӯза дар ӯ сохта. Ба гӯри падарат чӣ монад: хиш-те ду фароҳам оварда ва мушге ду хок бар он пошида».

---

[1] Қитол – ҷанг

Дарвешписар ин бишуниду гуфт: «То падарат зери он сангхои гарон бар худ бичунбида бошад, падари ман ба биҳишт расида бувад!»

Ҳар ки камтар ниҳанд бар вай бор,
Бешак осудатар кунад рафтор.

Марди дарвеш, ки бори ситами фоқа[1] кашад,
Ба дари марг ҳамоно, ки сабукбор ояд.
В-он ки дар неъмату осоишу осонӣ зист,
Мурданаш з-ин ҳама, шак нест, ки душвор ояд.
Ба ҳама ҳол асире, ки зи банде биraҳад,
Беҳтар аз ҳоли амире, ки гирифтор ояд.



[1] Фоқа – фақирӣ

*Боби ҳаштум*

## ДАР ОДОБИ СӮҲБАТ

Мол аз баҳри осоиши умр аст, на умр аз баҳри гирд кардани мол!

Оқилеро пурсиданд, ки некбахт кисту бадбахтӣ чист? Гуфт: некбахт он, ки хӯрду кишт ва бадбахт он, ки мурду ҳишт[1].

Макун намоз бар он ҳеҷ кас, ки ҳеҷ накард,
Ки умр дар сари таҳсили мол карду нахӯрд!

* * *

Ду кас ранҷи беҳуда бурданду саъи бефоида карданд: яке он, ки андӯхту нахӯрд ва дигар он, ки омӯхту амал накард.

Илм чандон, ки бештар хони,
Чун амал дар ту нест, нодонӣ!
На муҳаққиқ бувад, на донишманд,
Чорпое – бар ӯ китобе чанд!

Он тиҳимағзро чи илму хабар,
Ки бар ӯ ҳезум аст ё дафтар?

* * *

Олими нопарҳезгор – кӯри машъаладор аст!

---

[1] Ҳишт – гузошт

Бефоида ҳар ки умр дарбохт,
Чизе нахариду зар биянлохт.

* * *

Се чиз бе се чиз пойдор намонад: мол бе тиҷорату илм бе баҳс ва мулк бе сиёсат.

* * *

Раҳм овардан бар бадон – ситам аст бар некон ва афв кардан аз золимон – ҷавр аст бар мазлумон!

Хабисро чу таахҳуд[1] кунию бинвозӣ,
Ба давлати ту ниғаҳ мекунад ба анбозӣ[2].

* * *

Ба дустии подшоҳон эътимод натавон карду бар овози хуши кӯдакон, ки он ба хаёле мубаддал шаваду ин ба хобе мутаҳайир гардад.

Маъшуқи ҳазордӯстро дил надиҳӣ!
В-ар медиҳӣ, он дил ба ҷудои биниҳӣ!

* * *

Ҳар он сирре, ки дорӣ бо дӯст дар миён манеҳ: чӣ донӣ, ки вақте душман гардад ва ҳар газанде, ки гавонӣ, ба душман марасон, ки бошад, ки вақте дӯст шавад!

Розе, ки ниҳон хоҳӣ, бо кас дар миён манеҳ, агарчи дӯсти мухлис бошад, ки мар он дӯстро низ дустони мухлис бошанд, ҳамчунин мусалсал![3].

Хомушӣ беҳ ки замири дили хеш
Ба касе гуфтану гуфтан, ки «магӯй»!

---

[1] Таахҳуд – ҳимоят кардан

[2] Яъне: худро шарики давлати ту мешуморад

[3] Мусалсал – пай дар пай, яъне ба ҳамин тариқ, он сирро як дуст ба дӯсти дигар гуфтан мегирад

Эй салим[1], об зи сарчашма бибанд,
Ки чу пур шуд, натавон бастан ҷӯй!

* * *

Сухане дар ниҳон набояд гуфт,
Ки бари анҷуман нашояд гуфт[2]!

Душмане заиф, ки дар тоат[3] ояд ва дусти намояд, мақсудаш ҷуз он нест, ки душмани қавӣ гардад ва гуфтаанд бар дустии дӯстон эътимод нест, то ба гамаллуқи душманон чи расад ва ҳар ки душмани кӯчакро ҳақир шуморад, бад-он монад, ки оташи андакро мӯҳмал[4] мегузорад!

Имрӯз бикуш, чу метавон кушт,
К-оташ чу баланд шуд – ҷаҳон сӯхт!
Магзор, ки зеҳ кунад камонро
Душман, ки ба тир метавон дӯхт!

* * *

Сухан дар миёни ду душман чунон гӯй, ки агар дӯст гарданд, шармзада набошӣ!

Миёни ду кас ҷанг чун оташ аст,
Суханчини бадбахт ҳезумкаш аст!
Кунанд ину он хуш дигар бора дил,
Вай андар миён – кӯрбахту хиҷил!
Миёни ду тан оташ афрӯхтан
На ақл асту худ дар миён сӯхтан!

---

[1] Салим – солимақл

[2] Яъне: суханеро, ки дар назди мардум гуфтан мумкин набошад, ба касе пинҳонӣ гуфта ҳам мумкин нест

[3] Тоат – итоат

[4] Мӯҳмал гузоштан – бе аҳамият шумурдан, ба назари эътибор нагирифтан

* * *

Дар сухан бо дӯстон оҳиста бош,
То надорад душмани хунхор гӯш!
Пеши девор он чӣ гӯӣ ҳуш дор,
То набошад дар паси девор гӯш!

* * *

Ҳар кӣ бо душманон сулҳ мекунад, сари озори дустон дорад!

Бишӯй, эй хирадманд, аз он дӯст даст,
Ки бо душманонат бувад ҳамнишаст.

* * *

Чун дар имзои[1] коре мутараддид[2] бошӣ, он тараф ихтиёр кун, ки беозортар бараояд!

Бо мардуми саҳлхӯй[3] душхор[4] магӯй!
Бо он, ки дари сулҳ занад, ҷанг маҷӯй!

* * *

То кор ба зар бармеояд ҷон дар хатар афкандан нашояд!

Чу даст аз ҳама ҳилате даргусаст,
Ҳалол аст бурдан ба шамшер даст!

* * *

Бар аҷзи душман раҳмат макун, ки агар қодир шавад, бар ту набахшояд!

Душман чу бинӣ нотавон, лоф аз бурути худ мазан:
Магзест дар ҳар устухон, мардест дар ҳар пераҳан.

---

[1] Имзо – дар ин ҷо ба маънии иҷро ва баҷоварӣ
[2] Мутараддид – дудилагӣ
[3] Саҳлхӯй – хушхулқ
[4] Душхор – гапи сахт

* * *

Ҳар кӣ бадеро бикушад, халқро аз балои у бираҳонаду ӯро аз азоби худо.

Писандидаст бахшоиш, валекин
Манеҳ бар реши халқозор марҳам!
Надонист он, ки раҳмат кард бар мор,
Ки он зулм аст бар фарзанди одам!

Насихат аз душман пазируфтан хатост, валекин шунидан равост, то ба хилофи он кор кунӣ, ки айни савоб аст!

Ҳазар кун з-он чи душман гӯяд: «Он кун!»,
Ки бар зону занӣ дасти тағобун[1]!
Гарат роҳе намояд рост чун тир,
Аз ӯ баргарду роҳи дасти чап гир!

* * *

Хашми беш аз ҳад гирифтан ваҳшат орад ва лутфи бевақт ҳайбат бибарад. На чандон дуруштӣ кун, ки аз ту баргарданд ва на чандон нармӣ, ки бар ту далер шаванд.

Дуруштию нармӣ ба ҳам-дар беҳ аст,
Чу рагзан, ки ҷарроҳу марҳамнеҳ аст!
Дуруштӣ нагирад хирадманд пеш.
На сустӣ, ки нозил кунад қадри хеш!
На мар хештанро фузунӣ ниҳад,
На якбора тан дар мазаллат[2] диҳад!

* * *

Шубоне бо падар гуфт: «Эй хирадманд,
Маро таълим деҳ пирона як панд»!

---

[1] Тағобун – ҳасрату надомат
[2] Мазаллат – хорӣ

Бигуфто: «Некмарди кун на чандон,
Ки гардад чира[1] гурги тездандон!

* * *

Бадхуй дар дасти душмане гирифтор аст, ки ҳар куҷо равад аз чанги укубати ӯ халос наёбад.

Агар зи дасти бало бар фалак равад бадхӯй,
Зи дасти хӯи бади хеш дар бало бошад!

* * *

Чу бинӣ, ки дар сипоҳи душман тафриқа афтодааст, ту ҷамъ бош ва агар ҷамъ шаванд, аз парешонӣ андеша кун!

Бирав, бо дӯстон осуда биншин,
Чу бинӣ дар миёни душманон ҷанг!
В-агар бинӣ, ки бо ҳам якзабонанд,
Камонро зеҳ куну бар бора[2] бар санг!

* * *

Душман чу аз ҳама ҳилате фурӯмонад[3], силсилаи дӯстӣ ҷунбонад[4], он гоҳ ба дӯстӣ корҳо кунад, ки ҳеҷ душман натавонад кард.

* * *

Сари мор ба дасти душман бикуб, ки аз эҳдалҳуснайн[5] холӣ набошад: агар ин ғолиб омад, мор куштӣ ва агар он аз душман растӣ!

Ба рузи маърака эмин машав зи хасми заиф.
Ки магзи шер барорад, чу дил зи ҷон бардошт!

---

[1] Чира – ғолиб
[2] Бора – бурҷи қалъа
[3] Фурӯ монд – оҷиз монд
[4] Яъне: худро дӯст вонамуд мекунад
[5] Эҳдалҳуснайн – яке аз ду хубӣ

* * *

Хабаре, ки дони, ки диле биёзорад, ту хомӯш бош, то дигаре биёрад:

Булбуло, муждаи баҳор биёр!
Хабари бад ба бум бозгузор!

* * *

Ҳар ки насиҳати худрое[1] мекунад, худ ба насиҳатгаре мӯҳтоҷ аст!

* * *

Фиреби душман махур ва ғурури маддоҳ махар, ки ин доми зарқ[2] ниҳода асту он домани тамаъ кушода!

Аҳмақро ситоиш хуш ояд, чун лоша, ки дар каъбаш дамӣ[3], фарбеҳ намояд:

Ало, то нашнавӣ мадҳи сухангӯй,
Ки андакмоя[4] нафъе аз ту дорад!
Агар рӯзе муродаш барнаёрӣ,
Ду сад чунон уюбат баршуморад.

* * *

Мутакаллимро то касе айб нагирад, суханаш салоҳ напазирад:

Машав гарра бар ҳусни гуфтори хеш,
Ба таҳсини нодону пиндори хеш!

* * *

Ҳама касро ақли худ бакамол намояду фарзанди худ баҷамол.

---

[1] Худрой — худсар
[2] Зарк — хила
[3] Каъб — банди пой, яъне: вакте ки қассоб ҳайвони мурдаро пуст кардани шуда аз банди пояш дам мекунад, вай ба назар фарбеҳ менамояд
[4] Андакмоя — одами паст

* * *

Даҳ одамӣ бар суфрае бихӯранд, ду саг бар мурдоре бо ҳам ба сар набаранд. Ҳарис ба ҷаҳоне гурусна асту қонеъ ба ноне сер. Ҳукамо гуфтаанд: «Тавонгарӣ ба қаноат, беҳ аз тавонгарӣ ба бизоат!»

Рӯдаи танг ба як нони тиҳӣ пур гардад,
Неъмати рӯи замин пур накунад дидаи танг.

* * *

Ҳар кӣ дар ҳоли тавоноӣ накӯӣ накунад, дар вақти нотавонӣ сахтӣ бинад.

Бадахтартар аз мардумозор нест,
Ки рӯзи мусибат касаш ёр нест.

* * *

Ҳарчи зуд бароянд, дер напояд:

Хоки Машриқ шунидаам, ки кунанд,
Ба чиҳил сол косаи чинӣ.
Сад ба рӯзе кунанд дар Бағдод,
Лоҷарам, қиматаш ҳамебинӣ!

* * *

Мурғак аз байза бурунояду рӯзӣ талабад,
В-одамизода надорад хабар аз ақлу тамиз.
Он ки ногоҳ касе гашт, ба чизе нарасид,
В-ин ба тамкину фазилат бигузашт аз ҳама чиз.
Обгина[1] ҳама ҷо ёбӣ, аз он қадраш нест,
Лаъл душвор ба даст ояд, аз он аст азиз.

* * *

Корҳо ба сабр бароянду мустаъҷил[1] ба сар дароянд[2].

---

[1] Обгина – шиша

Ба чашми хеш дидам дар биёбон,
Ки охиста сабақ[3] бурд аз шитобон.
Саманди бодпой аз так[4] фурӯмонд,
Шутурбон ҳамчунон охиста меронд.

* * *

Нодонро беҳ аз хомӯшӣ нест ва агар ин маслиҳат бидонистӣ, нодон набудӣ.

Чун надорӣ камолу фазл он беҳ,
Ки забон дар даҳон нигаҳ дорӣ!
Одамиро забон фазеҳа[5] кунад,
Ҷавзи[6] бемағзро сабуксорӣ.

* * *

Хареро аблаҳе таълим медод,
Бар ӯ-бар сарф карда саъй доим.
Ҳакиме гуфташ: «Эй нодон, чӣ кӯшӣ
Дар ин савдо? Битарс аз лавми лоим[7].
Наёмӯзад баҳоим[8] аз ту гуфтор,
Ту хомӯшӣ биёмӯз аз баҳоим!

* * *

Ҳар ки тааммул накунад дар ҷавоб,
Бештар ояд суханаш носавоб
Ё сухан орой чу мардум ба хуш!
Ё бинишин ҳамчу баҳоим хамӯш!

---

[1] Мастаъҷил – шитобкунанда
[2] Яъне: сарғалтон меравад
[3] Сабақ – мусобиқа
[4] Так – давидан
[5] Фазеҳа – расво
[6] Ҷавз – чормағз
[7] Лавми лоим – мазаммати мазамматкунанда
[8] Баҳоим – чорпоён

* * *

Ҳар кӣ бо донотар аз худ баҳс кунад, то бидонанд, ки доност, бидонанд, ки нодон аст.

Чун дарояд меҳ аз туе ба сухан,
Гарчи беҳ донӣ, эътироз макун!

* * *

Ҳар кӣ бо бадон нишинад, некӣ набинад.

Гар нишинад фариштае бо дев,
Ваҳшат омӯзаду хиёнату рев[1].
Аз бадон некӯӣ наёмӯзӣ,
Накунад гург пӯстиндӯзӣ!

* * *

Ҳар ки илм хонду амал накард, бад-он монад, ки гов ронду тухм наяфшонд.

* * *

На ҳар кӣ дар муҷодила[2] чуст, дар муомила дуруст.

Бас қомати хуш, ки зери чодар бошад,
Чун боз кунӣ, модари модар бошад.

* * *

На ҳар ки ба сурат накуст, сирати зебо дар уст, кор андарун дорад, на пӯст[3].

* * *

Тавон шинохт ба як рӯз дар шамоили мард,
Ки то куҷош расидаст пойгоҳи улум.

---

[1] Рев – фиреб

[2] Муҷодила – мубоҳиса

[3] Яъне: ботин эътибор дорад, на зоҳир

Вале зи богинаш эмин мабош гарра машав,
Ки хубси[1] нафс нагардад ба солҳо маълум!

Панҷа бо шер задану мушт бар шамшер, кори хирадмандон нест.

Ҷангу зуровари макун бо маст,
Пеши сарпанҷа дар бағал неҳ даст.

* * *

Заифе, ки бо қави диловари кунад, ёри душман аст дар ҳалоки хеш.

Сояпарвардаро чи тоқати он,
Ки равад бо мубоpизон ба қитол.
Сустбозу ба ҷаҳл мефиканад
Панҷа бо марди оҳанинчангол.

Бехунарон ҳунармандро натавонанд, ки бинанд, ҳамчунон ки сагони бозори саги сайдро бинанд, машғала[2] бароранд ва пеш омадан наёранд, яъне сифла чун ба ҳунар бо касе барнаёяд, ба бухлаш дар пӯстин афтад[3].

Кунад ҳароина[4] ғайбат ҳасуди кӯтаҳдаст,
Ки дар муқобила гунгаш бувад забони мақол.[5]

* * *

Ҳар киро душман пеш аст, агар накушад, душмани хеш аст!

Санг бар дасту мор сар бар санг.
Хирарой бувад қиёсу даранг[6]!

[1] Хубс – палидӣ, хабисӣ
[2] Машғала – ғалоғула
[3] Дар пустин афтидан – киноя аз ғайбат кардан аст
[4] Ҳароина – албатта
[5] Яъне: дар вақти рӯ ба ру шудан забони гуфтугӯяш гунг мешавад
[6] Даранг – дермонӣ, ҳайрон

Ва гурӯҳе бар хилофи маслиҳат дидаанду гуфтаанд, ки дар куштани бандиён таамmул авлотар аст, ба ҳукми он ки ихтиёр боқист, тавон кушт ва тавон бахшид: агар бетаамmул кушта шавад, мухтамил[1] аст, ки маслиҳате фавт шавад[2], ки тадоруки мисли он мумтанеъ бошад.

Нек саҳл аст, зинда бечон кард,
Куштаро боз зинда натвон кард.
Шарти ақл аст сабри тирандоз,
Ки чу рафт аз камон, наёяд боз.

* * *

Ҳакиме, ки бо ҷӯҳҳол[3] дарафтад, бояд, ки иззат таваққуъ надорад. Агар ҷоҳиле ба забоноварию шухи ғолиб ояд, аҷаб нест, ки сангест, ки гавҳар ҳамешиканад.

На аҷаб, гар фуру равад нафасаш
Андалебе — ғуроб[4] ҳамнафасаш.

* * *

Гар ҳунарманд аз авбош ҷафое бинад,
То дили хеш наёзорад, дар ҳам нашавад.
Санги бадгавҳар агар косаи заррин шиканад,
Қимати санг наяфзояду зар кам нашавад.

* * *

Хиралмандеро, ки дар зумраи авбош сухан сурат набандад, шигифт мадор, ки овози барбат бо ғалабаи духул барнаёяд ва бӯи абир аз ганди сир фуру монад.

Баландовози нодон гардан афрохт,
Ки доноро ба бешармӣ бияндохт.

---

[1] Мӯхтамил — эҳтимоли он аст
[2] Фавт шавад – аз даст равад
[3] Ҷӯҳҳол – ҷоҳилон
[4] Ғуроб – зоғи сиёҳ

Намедонад, ки оҳанги ҳиҷозӣ[1]
Фуру монад зи бонги табли ғозӣ[2].

* * *

Ҷавҳар, агар дар халоб[3] афтад, ҳамон нафис аст ва ғубор, агар бар фалак равад, ҳамон хасис[4].

* * *

Мушк он аст, ки худ бибӯяд, на он ки аттор бигӯяд. Доно чу таблаи[5] аттор аст: хомӯшу ҳунарнамои ва нодон чу табли ғозӣ-баландовозу миёнтиҳӣ!

Дӯстеро, ки ба умре фароҷанг[6] оранд, набояд, ки ба як дам биёзоранд.

Санге ба чанд сол шавад лаъли порае,
Зинҳор, то ба як нафасаш нашканӣ ба санг!

* * *

Андак-андак хеле шавaду қатра-қатра селе гардад, яъне онон, ки дасти қувват надоранд, санги хурда нигоҳ доранд, то ба вақти фурсат димор аз димоғи золим бароранд.

Андак-андак ба ҳам шавад бисёр,
Дона-донаст, ғалла дар анбор.

* * *

Олимро нашояд, ки сафоҳат[7] аз омӣ ба ҳилм даргузорад[8], ки ҳар ду тарафро зиён дорад: ҳайбати ин кам шаваду ҷаҳли он мустаҳкам.

---

[1] Оҳанги ҳиҷозӣ яке аз мақомҳои мусиқии классикӣ аст
[2] Ғозӣ – дорбоз
[3] Халоб – кӯлмак
[4] Хасис – беқадр
[5] Табла – қутӣ
[6] Фароҷанг – ба даст
[7] Сафоҳат – аҳмақӣ
[8] Яъне: олим набояд аз аҳмақии омӣ бо раҳмдилӣ чашм пушад

Чу бо сифла гуи ба лутфу хуши,
Фузун гардадаш кибру гарданкашӣ.

Маъсият[1] аз ҳар кӣ содир шавад, нописандида асту аз уламо – нохубтар, ки илм силоҳи ҷанги шайтон аст ва худованди силоҳро чун ба асирӣ баранд, шармсорӣ беш барад.

Омии нодон, парешонрӯзгор
Беҳ зи донишманди нопарҳезгор,
К-он ба нобиноӣ аз роҳ ӯфтод,
В-ин ду чашмаш буду дар чоҳ ӯфтод.

* * *

Ҳар кӣ дар зиндагонӣ нонаш нахӯранд, чун бимирад, номаш набаранд.

* * *

Лаззати ангур бева донад, на худованди мева. Юсуфи Сиддиқ дар хушксоли Миср сер нахӯрдӣ, то гуруснагонро фаромӯш накунад.

Он ки дар роҳату танаъум[2] зист.
Ӯ чӣ донад, ки ҳоли гурсна чист?
Ҳоли дармондагон касе донад.
Ки ба аҳволи хеш дармонад!

* * *

Эй ки бар маркаби тозанда саворӣ, ҳуш дор,
Ки хари хоркаши сухта дар обу гил аст!
Оташ аз хонаи ҳамсояи дарвеш маҳоҳ,
К-он чӣ бар равзани ӯ мегузарад, дуди дил аст!

---

[1] Маъсият – гуноҳ
[2] Танаъум – нозу неъмат

* * *

Дарвеши заифҳолро дар тангии хушксол мапурс, ки чунӣ. магар ба шарти он, ки марҳаме бар решаш ниҳию маълуме[1] дар пешаш.

Харе, ки бинию боре ба гил дарафтода,
Ба дил бар ӯ шафаққат кун, вале марав ба сараш!
Кунун, ки рафтию пурсидияш, ки чун афтод?
Миён бибанду чу мардон бигир дунби хараш!

* * *

Омии мутааббид[2] пиёдаи рафтааст ва олими мутаҳовин[3] – савори хуфта. Осӣ, ки даст бардорад, беҳ аз обид, ки (ғурур) дар сар дорад.

Сарҳанги латифхӯи дилдор.
Беҳтар зи фақеҳи мардумозор.

* * *

Якеро гуфтанд: «Олими беамал ба чӣ монад?» Гуфт: «Ба занбӯри беасал!»

Занбӯри дурушти бемурувватро гӯй:
«Боре, чу асал намедиҳӣ, неш мазан!»

* * *

Хилъати султон, агарчӣ азиз аст, ҷомаи хулқони[4] худ баиззаттар. Хони бузургон, агарчи лазиз аст, хурдаи анбони худ – балаззаттар!

Сирка аз дасти ранҷи хешу тара,
Беҳтар аз нони деҳхудову бара!

---

[1] Маълум – пул
[2] Мутааббид – ибодаткунанда
[3] Мутаҳовин – сустикунанда, яъне ба илми худ амал накунанда
[4] Хулқон – кӯҳнаю дарида

* * *

Хилофи роҳи савоб асту акси раъйи улулалбоб[1] дору ба гумон хӯрдан ва роҳи нодида бе корвон рафтан.

Имом Ғаззолиро пурсиданд: «Чӣ гуна расиди бад-ин манзалат дар улум?» Гуфт: «Бад-он, ки ҳар чи надонистам, аз пурсидани он нанг надоштам.»

Умеди офият, он гаҳ бувад мувофиқи ақл,
Ки набзро ба табиатшинос бинмоӣ.
Бипурс ҳар чи надонӣ, ки зулли[2] пурсидан
Далели роҳи ту бошад, ба иззи доноӣ!

* * *

Ҳар кӣ бо бадон нишинад, агар низ табиати эшон дар ӯ асар накунад, ба тариқати эшон муттаҳам гардад ва агар ба харобот равад ба намоз кардан мансуб шавад ба хамр[3] хӯрдан.

Рақам бар худ ба нодонӣ кашидӣ,
Ки нодонро ба суҳбат баргузидӣ.
Талаб кардам зи доное яке панд,
Маро фармуд: «Бо нодон напайванд,
Ки гар донои даҳрӣ, хар бибошӣ,
В-агар нодонӣ, аблаҳтар бибошӣ!»

* * *

Ҳилми шутур, чунон ки маълум аст, агар тифле маҳораш гирад, ба сад фарсанг барад, сар аз мутобеаташ напечад. Аммо, агар дарае ҳавлнок пеш ояд, ки мӯҷиби ҳалок бошад ва тифл он ҷо ба нодонӣ хоҳад шудан, зимом аз кафаш даргусалонад ва беш мутобеат накунад, ки ҳангоми дуруштӣ мулотифат[4] мазмум[5] аст ва гӯянд: «Душ-

---

[1] Улулалбоб – соҳибони ақл
[2] Зул – хорӣ
[3] Хамр – шароб, май
[4] Мулотифат – нармӣ, лутф
[5] Мазмум – маззамматшаванда, нописанд

ман ба мулотифат дӯст нагардад, балки тамаъ зиёда кунад».

Касе, ки лутф кунад бо ту, хоки пояш бош,
В-агар ситеза барад, дар ду чашмаш оган[1] хок!
Сухан ба лутфу карам бо дуруштхӯй магӯй,
Ки зангхӯрда нагардад магар ба сӯҳон пок!

* * *

Ҳар ки дар пеши сухани дигарон афтад, то мояи фазлаш бидонанд, пояи ҷаҳлаш шиносанд.

Надиҳад марди ҳушманд ҷавоб,
Магар он гаҳ, к-аз ӯ суол кунанд.
Гарчи барҳақ бувад фарохсухан,
Ҳамли даъвиш бар маҳол кунанд.

* * *

Реше[2] даруни ҷома доштам ва шайх ҳар рӯз пурсидӣ, ки чун аст ва нагуфтӣ, ки дар куҷост? Донистам, ки аз он эҳтироз[3] мекунад, ки зикри ҳама узве раво набошад ва хирадмандон гуфтаанд: «Ҳар кӣ сухан насанҷад, аз ҷавобаш биранҷад»!

То нек надонӣ, ки сухан айни савоб аст,
Бояд, ки ба гуфтан даҳан аз ҳам накушоӣ!
Гар рост сухан гӯию дар банд бимонӣ,
Беҳ з-он ки дурӯғат диҳад аз банд раҳоӣ.

* * *

Дурӯғ гуфтан ба зарбати шамшер монад: агар ҷароҳат дуруст шавад, нишон ҳамчунон бимонад, чун бародарони Юсуф, ки ба дурӯғе мавсум шуданд, ба рост гуфтани эшон эътимод намонд...

---

[1] Огандан – пур кардан
[2] Реш – захм
[3] Эҳтиром – ҳазар

Якеро, ки одат бувад ростӣ,
Хато гар кунад, даргузоранд аз у.
В-гар номвар шуд ба қавли дурӯғ,
Дигар рост бовар надоранд аз ӯ.

* * *

Аҷалли[1] коинот аз рӯи зоҳир одамист ва азалли[2] мавҷудот – саг ва ба иттифоқи хирадмандон саги ҳақшинос беҳ аз одамии носипос!

Сагеро лукмае ҳаргиз фаромӯш
Нагардад в-ар занӣ сад навбаташ санг,
В-агар умре навозӣ сифлаеро
Ба камтар тундӣ ояд бо ту дар ҷанг.

* * *

Аз нафспарвар ҳунарварӣ наёяду беҳунар сарвариро нашояд!

Макун раҳм бар марди бисёрхор,
Ки бисёрхор аст бисёр хор!
Чу гов ар ҳамебоядат фарбеҳӣ,
Чу хар тан ба ҷаври касон дардиҳӣ

* * *

Некбахтон ба ҳикояту амсоли пешиниён панд гиранд аз он пештар, ки пасиниён ба воқеаи онон масал зананд ва дуздон даст кӯтоҳ накунанд, то дасташон кӯтоҳ кунанд .

Наравад мурғ сӯи дона фароз,
Чун дигар мурғ бинад андар банд.
Панд гир аз масоиби[3] дигарон,
То нагиранд дигарон ба ту панд.

---

[1] Аҷал – бузургтарин
[2] Азал – хортарин
[3] Масоиб – мусибатҳо

* * *

Гадои некамҷом, беҳ аз шоҳи бадфарҷом.

Ғаме к-аз паяш шодмонӣ барӣ,
Беҳ аз шодие, к-аз пасаш ғам хӯрӣ.

* * *

Заминро аз осмон нисор асту осмонро аз замин ғубор...

Ғарат хӯи ман омад носазовор,
Ту хӯи неки хеш аз даст магзор!

* * *

Зар аз маъдан ба кон кандан бадар ояду аз дасти бахил ба ҷон кандан!

Дунон нахӯранду гӯш доранд,
Гӯянд: умед беҳ, ки хӯрда,
Рӯзе бинӣ ба коми душман
Зар мондаву хоксор мурда!

* * *

Ҳар кӣ ба зердастон набахшояд, ба ҷаври забардастон гирифтор ояд!

На ҳар бозу, ки дар вай қуввате ҳаст,
Ба мардӣ оҷизонро бишканад даст.
Заифонро макун бар дил газанде,
Ки дармонӣ ба ҷаври зӯрманде!

* * *

Аввал касе, ки алам бар ҷома карду ангуштарӣ дар дасти чап, Ҷамшед буд. Вайро пурсиданд: «Чаро зинат ба чап додию фазилат рострост?».

Гуфт: «Ростро зинати ростӣ тамом аст».

Фаридун гуфт наққошони Чинро,
Ки перомуни хиргоҳаш бидӯзанд:
«Бадонро нек дор, эй марди ҳушёр,
Ки некон худ бузургу некрӯзанд!»

* * *

Бузургеро пурсиданд: «Бо чандин фазилат, ки дасти ростро ҳаст, хотам[1] дар ангушти чап чаро мекунанд?» Гуфт: «Надонӣ, ки аҳли фазилат ҳамеша маҳрум бошанд!»...

* * *

Шоҳ аз баҳри дафъи ситамгорон асту шаҳна[2] барои хунхорон ва қози маслиҳатҷуи тарророн[3]. Ҳаргиз ду хасми ба ҳақ розӣ нараванд пеши қозӣ.

Чу ҳақ муоина донӣ ки мебибояд дод,
Ба лутф беҳ, ки ба ҷанговарию дилтангӣ.
Хироҷ агар нагузорад касе ба тиби нафс
Ба қаҳр аз ӯ биситонанду музди сарҳангӣ[4].

* * *

Ҳама касро дандон ба турши кунд шавад, магар қозиёнро, ки ба ширинӣ.

Қозӣ чу ба ришват бихурад панҷ хиёр[5],
Собит кунад аз баҳри ту сад харбузазор.

* * *

Ду кас мурданду таҳассур[6] burданд: яке он, ки дошту нахӯрд ва дигар он, ки донисту накард.

---

[1] Хотам – ангуштарӣ
[2] Шаҳна – амалдори шаҳр, назоратчии тартибот
[3] Таррор – дуздон
[4] Яъне: – агар касе хироҷро ба майли хотири худ надиҳад, аз ӯ бо зӯри мегиранд ва ба замми он ҷарима ҳам мегиранд
[5] Хиёр – бодиринг
[6] Таҳассур – ҳасрат

Кас набинад бахили фозилро,
Ки на дар айб гуфтанаш кӯшад.
В-ар кариме дусад гунаҳ дорад
Карамаш айбҳо фурӯ пӯшад.

* * *

Тамом шуд китоби «Гулистон»... Дар ин ҷумла чунон ки расми муаллифон аст, аз шеъри мутақаддимон ба тариқи истиорат[1] талфиқе[2] нарафт.

Куҳанхирқаи хеш перостан,
Беҳ аз ҷомаи орият хостан.

Ғолиби гуфтори Саъдӣ тарабангез асту тибатомез[3] ва кӯтоҳназаронро бад-ин иллат забони таън дароз гардад, ки мағзи димор беҳуда бурдан ва дуди чароғ бефоида хӯрдан кори хирадмандон нест ва лекин барои равшани соҳибдилон, ки рӯи сухан бар эшон аст, пӯшида намонад, ки дурри мавъизаҳои[4] шофиро[5] дар силки иборат кашидааст ва доруи талхӣ насиҳат ба шаҳди зарофат баромехта, то табъи малули эшон аз давлати қабул маҳрум намонад.

Мо насиҳат ба ҷои худ кардем,
Рӯзгоре дар ин ба сар бурдем.
Гар наёяд ба гӯши рағбати кас,
Ба расулон паём бошаду бас!..



[1] Истиорат – орият, амонат гирифта истифода бурдани чизе аз касе
[2] Талфиқ – тартиб додан
[3] Тибат – димоғчоқӣ
[4] Мавъиза – ваъз, панду насиҳат
[5] Шофӣ – шифобахш

# МУНДАРИҶА

Аз дебоча ... 3

Боби аввал.
Дар сирати подшоҳон ... 11

Боби дуюм.
Дар ахлоқи дарвешон ... 40

Боби сеюм.
Дар фазилати қаноат ... 61

Боби чаҳорум.
Дар фавоиди хомушӣ ... 84

Боби панҷум.
Дар ишқ ва ҷавонӣ ... 90

Боби шашум.
Дар заъф ва пирӣ ... 98

Боби ҳафтум.
Дар таъсири тарбият ... 103

Боби ҳаштум.
Дар одоби сӯҳбат ... 114